АБДУРАҲМОНИ ҶОМӢ

# Б А Ҳ О Р И С Т О Н

*Таҳиягари матн, муаллифи сарсухану тавзеҳот ва шореҳи луғот*

*АЪЛОХОН АФСАҲЗОД*

*Муҳаррир*

*АСРОРИ РАҲМОНФАР*

Душанбе
«Маориф ва фарҳанг»
2008

*Ҳозиркунандаи чоп*
*АББОСИ АЪЛОХОН*

**Абдураҳмони Ҷомӣ. Баҳористон.** Таҳиягари матн, муаллифи сарсухану тавзеҳот ва шореҳи луғот Аълохон Афсаҳзод, Душанбе, «Маориф ва фарҳанг», 2008, 139 саҳифа.

«Баҳористон»-и бехазон аз гаронмоятарин осори тарбиявӣ-ахлоқии адабиёти ҷаҳону форсизабон ва эҷодиёти Мавлоно Абдураҳмони Ҷомӣ (1414-1492) буда, бештар аз 500 сол мешавад, ки дар тарбияти ахлоқи ҳамидаву атвори писандидаи инсоният ҳиссаи сазовор мегузорад.

Нашри ҳозира, ки нашри савуми илмӣ-оммавии асар дар Тоҷикистон мебошад ва ба 520-умин солгарди таълифи он мувофиқ меояд, матни мукаммали онро фароҳам оварда, бо сарсухани муфассал ва шарҳу тавзеҳоти мудаллал оро ёфтааст, то кори хонандагони азизи гуногунсолро осон гардонад.

Чунон ки худи Мавлоно дар муқаддимаи китоб менависад, «илтимос аз тамошойиёни ин риёзи холӣ аз хори мулоҳазаи аърозу хошоки мутолабаи аъвоз он, ки чун ба қадами иҳтимом бар инон бигзаранду ба назари иътибор бар инҳо бингаранд, боғбонро, ки дар тарбияташон хуни ҷигар хӯрдаасту дар танмияташон ҷони ширин бар лаб оварда, ба дуъое ёд кунанду ба санное шод гардонанд».

# БАҲОРИСТОНИ БЕХАЗОН

Панҷсад (-у бист) сол пеш аз ин, баҳори соли 1487, шоири нотакрору олими номдор Мавлоно Абдураҳмони Ҷомӣ (1414—1492), ки 73-сола буд, дар канори шаҳри Ҳирот, дар маҳаллаи Хиёбон ба фарзанди ягонаи даҳсолааш Зиёуддин Юсуф аз забони арабӣ ва қоидаҳои он дарс медод. Писарак соҳиби зеҳни бурро ва шавқи гиро бошад ҳам, аз ҷиҳати камқувватӣ ҳар замон хаста мешуд. Ба болои ин, ҷӯши баҳор ва ҳаёҳуйи бачагони шӯх ӯро берун мекашид.

Ҷомӣ, ки марди фозилтарини даврон ва муаллими муътабари замон буд, намехост нури чашмаш фақат ба аслу насаб ва, хусусан, фарзанди ӯ будан фахр кунад. Бинобар ҳамин, шабу рӯз ба тарбияи Зиёуддин Юсуф машғул мешуд. Аслан, Зиёуддин Юсуф дар миёни чаҳор писар фарзанди савуми Ҷомӣ буда, писарони дигараш дар тифлӣ нобуд шуда буданд. Ҷомӣ ба тарбияи Зиёуддин Юсуф аз кӯдакии ӯ машғул шуда, дар «Тӯҳфат-ул-аҳрор»,«Сабҳат-ул-аброр», «Юсуфу Зулайхо», «Лайливу Маҷнун» ва «Хираднномаи Искандарӣ», ки онҳоро мутобиқан дар солҳои 1481, 1482, 1483, 1484 навшита буд, фаслҳои алоҳидаро ба насиҳат ва панди фарзанди дилбандаш бахшида, ӯро ба касби дониш, ахлоқи нек, кирдори шоиста, дӯстиву рафоқат, навозиши бечорагон, хайру саховат, кумаки эҳтиёҷмандон ва хизмати халқ раҳнамоӣ мекунад. Баробари ин, фарзандашро огоҳ менамояд, ки аз кизбу дурӯғ, бухлу ҳасад, кибру ҳаво, ғуруру худписандӣ, коҳиливу танбалӣ, ҷаҳолату мардумозорӣ, ҷоҳу мансабпарастӣ, тамаллуқу чоплусӣ ва дигар падидаҳои ахлоқи разила барҳазар бошад. Яке аз вазифаҳое, ки Ҷомӣ дар назди ҷигаргӯша ва нури дидаи худ мегузорад, ба қадри вақт расидан, аз он хуб истифода бурдан ва дар ҷавонӣ илму ҳунар омӯхтан аст. Ӯ талаб мекунад:

Чу нодонон на дар банди падар бош,
Падар бигзору фарзанди ҳунар бош!

Ҳамин мавзӯъи на дар банди падар, яъне мағрури ному мақом ва сарвати ӯ шудан, балки фарзанди ҳунар будан, яъне албатта барои ба худ ва ба ҷамъият нафъ расондан илму ҳунар (Тоҷи сари ҷумла ҳунарҳост илм, — Қуфлкушои ҳама дарҳост илм) омӯхтанро Ҷомӣ дар тамоми зиндагии худ таълим медод:

Ҳар писар, к-ӯ аз падар лофад, на аз фазлу ҳунар,
Филмасал, гар дидаро мардум бувад, номардум аст.
Шохи бебар арчи бошад аз дарахти мевадор,
Чун наорад мева бар, андар шумори ҳезум аст!

Шоир аз писари худ талаб мекунад, ки дар касби камолоти инсонӣ ва манфиат расондан ба мардум ҳеҷ гоҳ ба он чизе, ки ноили он гардидааст, қонеъ нашавад:

Конеъ нашавӣ ба ҳар чӣ ёбӣ,
Аз хуб ба хубтар шитобӣ.

Панду насиҳатҳои Ҷомӣ ба писараш дар «Баҳористон» бо моҳияти худ аҳамияти умумиянсонӣ доранд. Барои ҳамин ҷовидонӣ ҳастанд ва ба дили ҳар як одам роҳ ёфта, ӯро ба сӯйи некӣ раҳнамун медоранд. Шояд аз рӯйи анъана бошад, ки ба ман ҳам модарам «Баҳористон»-ро дар 10 — 11-солагӣ ёд медод.

Ҷомӣ ба тарбияи ҷиддии Зиёуддин Юсуф аз чаҳорсолагии ӯ шурӯъ карда, охирин китоби хешро барои вай чанд моҳ қабл аз вафоти худ ба охир расонд. Он «Фавоиди Зиёия» ном дошта, роҷеъ ба синтаксис(наҳв)-и забони арабӣ баҳс мекунад.

Ҷомӣ дар омӯзондани илмҳо ба писараш усули хубе дошт. Ба ӯ пайваста қиссаю афсона мегуфт, шеър ёд медод, ҳикоятҳои «Гулистон»-ро мехонд. Гулпарвариро меомӯзонд, дар замин меҳнат карданро машқ мекунонд, аспсавориро таълим медод. Баҳорони соли 1487, ҳангоми дар байни сабақҳои Зиёуддин Юсуф аз арабӣ ба хотири хастагӣ ва дилсардии ӯро кам кардан барояш аз «Гулистон»-и Саъдӣ ҳикоятҳо хондан, пай бурд, ки баъзе ҳикоятҳо барои писарак душворӣ мекунанд. Аз ин рӯ, худ ба навиштани асаре шурӯъ карда, зуд онро ба охир расонд ва номашро «Баҳористон» гузошт.

«Баҳористон» аз муқаддима ва ҳашт боб (равза) иборат аст: 1) саргузашти орифон; 2) ҳикмати бузургон; 3) саргузашти подшоҳон, адолат ва ахлоқи неки онҳо; 4) тарғиби саховатмандӣ; 5) ҳикоятҳои шавқангези ишқӣ; 6) мутоябаҳои сафобахш; 7) зикри шуъаро, таърифи шеър, пайдоиш ва ҳусну қубҳи он; 8) ҳикоятҳои тамсилӣ.

«Баҳористон», ки дар пиронсолии муаллиф зеби рақам гардидааст, як навъ асари ҷамъбасткунандаи ғояву ақоиди ҷамъиятшиносии мутафаккири забардаст аст. Андешаву афкори адиб дар он ба таври соддаву равшан ифода ёфта, онҳоро дар сурати натиҷаҳои фикр дастраси мардум сохтааст. Нависанда ҳангоми таълиф пеш аз ҳама, мақсади тарбияи насли наврас ва дар ҷавонон парваридани ахлоқи некро дар мадди назар доштааст. Дар муқаддимаи асар Ҷомӣ ба хонандагон муроҷиат карда мегӯяд: «Илтимос аз тамошойиёни ин риёзи холӣ аз хори мулоҳазаи аъроз ва хошоки мутолабаи аъвоз он, ки чун ба қадами иҳтимом бар инон бигзаранд ва ба назари эътибор дар инҳо бингаранд, боғбонро, ки дар тарбияташон хуни ҷигар хӯрдаасту дар танмияташон ҷони ширин бар лаб оварда, ба дуъое ёд кунанду ба саное шод гардонанд».

«Баҳористон» асари бадеъиест, ки дар он ба тарзи хосе ҳам аз зиндагонии ибратомӯзи шайхону орифон, ҳам аз дурдонаҳои андешаю афкор ва ҳикмати донишмандони бузург, ҳам аз аъмоли хайри ҳокимону мансабдорон, ҳам аз ривояти хайру саховати муболиғаомези афроди таърихӣ ва ҳиммату накӯкории шахсони афсонавӣ, ҳам аз тасвири гудози ишқ ва дӯстию вафодории дилбохтагон, ҳам аз латифаю мутоибаҳои ҳалқӣ, ҳам аз рафтори шуъаро, ҳам аз ҳикоёти пандомӯзи тамсилӣ роҷеъ ба ҳайвонот натиҷаҳои ахлоқӣ гирифта мешавад.

Дар баробари ин, муаллифи «Баҳористон» иллатҳои иҷтимоӣ ва айбҳои шахсиро фошофош зери танқид гирифта, ба василаи муқобилгузории ҳодисаҳои ба ҳам зид ақоиди худро роҷеъ ба некӣ тақвият медиҳад.

Равзаи ҳафтуми «Баҳористон» аз хусуси пайдоиши шеъру адаб, анвоъи шеър ва ҳусну қубҳи он сухан ба миён меорад. Ин боб аз хусуси моҳияту табиат ва хусусиёти шеър баҳс ороста, ба ҳукми тазкираи мухтасаре намунаи ашъори сиву нӯҳ тан шоири асрҳои X—XV, минҷумла Рӯдакӣ, Дақиқӣ, Фирдавсӣ, Носири Хусрав, Хоқонӣ, Низомӣ, Амъақ, Анварӣ, Сӯзанӣ, Муиззӣ, Саъдӣ, Хусрави Деҳлавӣ, Ҳасани Деҳлавӣ, Ҳофиз, Камол ва Навоиро санад меорад. Вале маълумоти Ҷомӣ на шарҳи ҳол, балки лаҳзаҳои ибратомӯзи зиндагии адибонро фаро гирифта, бо рӯҳия ва шеваи нигориши худ ба бобҳои дигари асар куллан мутобиқат доранд.

Умуман, «Баҳористон» энсиклопедияест, ки дар он урфу одат ва хулқу хислати тамоми табақоти мардуми асри XV, аз фаррош то подшоҳ, инъикос гардидааст.

Нависандаи «Баҳористон» ҳамчун шахси халқпарвару ватандӯст, озодихоҳу адолатҷӯ ва хайрхоҳи табақаи заҳматкашу мазлум, пеш аз ҳама, ҳалли масъалаҳои иҷтимоиро ба миён гузошта, мувофиқи тасаввури асримиёнагӣ ҷамъияти инсонҳоро ба ду гурӯҳ — золимон ва мазлумон тақсим менамояд ва бар зидди зулму ҷавр ва таъаддию бедодгарӣ исён бардошта, давлатмандонро ба саховат ва бечорагонро ба қаноат даъват намуда, бо ҳамин адлу инсофро тарғиб мекунад ва бар зидди худбинию худписандӣ ва ҳарисию хасосат, бераҳмию беинсофӣ ва ҷангу ҷидол исён мебардорад, ин нуқсонҳоро сабаби фалокати ҷамъият ва вайронии мамлакат донista, аз онҳо роҳи халосӣ меҷӯяд ва ин роҳро дар сохти подшоҳии армоние мебинад, ки дар он шоҳи одили хизматгори халқ ҳукмрон бояд бошад.

Агар дар асри XV баён ёфтани ин ақидаҳоро ба назар гирем, аҳамияти онҳо боз ҳам меафзояд, зеро асри XV, ба таъбири В.В. Бартолд, «замони шукӯҳи зоҳирӣ» намояд ҳам, дар асл «замони истибдоди феодалӣ, кашмакаш ва задухӯрдҳои пайдарпайи темуриён, шиддати кинаву адовату таассуби динӣ ва мазҳабӣ буд». Хусусан, баъди марги Темур (18 феврали соли 1405), ки дар замони ҳукумати худ (1371 —1405) Мовароуннаҳр, Туркистон, Эрон, Осиёи Хурд, Кавказ, Афғонистон, як қисми Ҳиндустон, Дашти Қипчоқ ва як қисми Россияро забт карда буд, авлоди ӯ барои тахт ҷон меканданд, хуни якдигарро мерехтанд ва дар натиҷаи ин задухӯрдҳои тахту тоҷталабӣ мамлакат рӯ ба харобӣ ва хонаи фуқаро рӯ ба вайронӣ мениҳод. Бинобар ин, тарғиби адлу инсоф дар ин аср аҳамияти махсус касб мекунад.

Ҳокимони асри XV қабоҳат ва золимии худро бо таълимоти динӣ пардапӯш карданӣ мешуданд. Дар адабиёти замони Ҷомӣ, аз ҷумла дар насри он, мавзӯъҳои динӣ ва тарғиби аҳкоми мазҳабӣ ҷойи намоёнро мегирад. Аммо дар миёни чунин асарҳо «Баҳористон» бо мазмуни дунявӣ, ақоиди умумиинсонӣ ва нуктаҳои ҳуманистии худ ҷилои махсус медиҳад. Имтиёзи «Баҳористон» аз асарҳои дигари ҳамҷинсу ҳамзамонаш дар он низ ҳувайдо мегардад, ки адиби инсондӯст дар танқиди ҳокимони золим,

ки дину мазҳабро ниқоби худ карда буданд, аз ҳеч чиз наҳаросида, ҷасурона ниқоб аз рӯйи онҳо бардошта, аз под-шоҳи диндори золим беҳтар будани подшоҳн бединро пеш мегузорад. Ба ақидаи ӯ, на дину мазҳаб, на саҷҷоданишинию тоат, балки адолат сифати ягонаест, ки ба подшоҳ обрӯ ва шаъни ҷовидонӣ меорад.

Мутафаккири бузург чунин ақидаҳоро қабл аз ин ҳам чандин бор бар пеш гузошта, дар «Саломону Абсол» низ подшоҳи бедини адлпарварро аз подшоҳи диндори золим болотар гузоштааст:

Куфркеше, к- ӯ ба адл ояд фариҳ,
Мулкро аз золими диндор биҳ!

Ҷомӣ, бо ин ҳама қонеъ нашуда, салтанатро ба хайма ташбеҳ дода, ростиву адлро сутунҳои он мешуморад ва саволомезона хитоб мекунад:

Гар набошад сутуни хайма ба ҷой,
Чун ситад хайма бе сутун бар пой?!

Муаллифи «Баҳористон» таъкид мекунад, ки «агар кас ба мардум теғи номеҳрубонӣ кашад, куштаи теғи номеҳрубонон мегардад». Бинобар ин, подшоҳ бояд оқибатандеш ва аз хунрезӣ барҳазар бошад.

Дар силсилаи образҳои мусбати «Баҳористон» Искандару Анӯшервон чун образҳои подшоҳони идеалӣ амал мекунанд. Бузургмеҳру Арасту ва дигар донишмандону адибон раҳнамою ёвари онҳо мебошанд. Образи Ҳаҷҷоҷ, ки дар асл ва дар таърих ба золимӣ машҳур буд, ҳамчун акси онҳо таҷассум мегардад. Абӯҷаҳл, амалдори ҷафогар, табиби бемурувват, муаллими нодон, тавонгари мумсик, шоири тамаъкори чоплус, олими беамали ғуломи нафс, дӯстони риёӣ, фарзандони нохалаф ва амсоли инҳо, ки лашкари қувваҳои бадиро ташкил медиҳанд, ҳама ҳосили беадолатӣ ва нобасомониҳои замонанд.

Ҷомӣ адолатро чун пояи хубиҳо ва сифати барҷастатарини подшоҳ эътироф намояд ҳам, ба ҳама адолат кардани подшоҳро талқин намекунад. Баръакс, мувофиқи ақидаи ӯ, подшоҳ ҳар қадар бо росткорону накӯкорон боиноят бошад, ҳамон қадар нисбат ба золимон ва одамони бадкирдор бераҳм бояд шавад. Аз номи Бузургмеҳр ҳамон подшоҳро беҳтарин меҳисобад, ки «покизагон аз вай эмин бошанду гунаҳкорон аз вай битарсанд».

Масъалаи муҳимми дигаре, ки Ҷомӣ дар «Баҳористон» пеш мегузорад, шинохтани қадри инсон аст. Шоири бузург мегӯяд, ки ба инсон на аз рӯйи сарвату мансаб, балки ҳунармандиаш баҳо бояд дод, зеро:

Қимати мард на аз симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.
Ай басо банда, ки аз бахри ҳунар
Қадраш аз хоҷа басо бештар аст!

В-ай басо хоҷа, ки аз беҳунарӣ
Дар раҳи бандаи худ пайсипар аст!

Худи мартабаи ҳамин ғуломи ҳунармандро аз хоҷаи беҳунар боло гузоштани Ҷомӣ яке аз фикрҳои пешқадами ӯст, ки аз зубдаи афкори мутараққии инсондӯстонаи аслофи ӯ, хусусан Саъдӣ, ибтидо мегирад. Аз рӯйи ин таълимот, барои қадри инсон сурати зоҳирӣ ҳам аҳмият надорад, кас бояд ботинан зебову ғанӣ бошад, чунки:

Тан бувад чун ғилофу ҷон шамшер,
Кор шамшер мекунад, на ғилоф!

Абдураҳмони Ҷомӣ дар «Баҳористон» аҳамияти бузурги илму донишро дар ҳаёти инсоният борҳо қайд намуда, одамонро ба пардохтани илму дониш ҳидоят мекунад. Ӯ нишон медиҳад, ки дарёи илм бепоён буда, фаро гирифтани ҳамаи илмҳо аз имкон берун аст. Бинобар ин, кас бояд бо камоли масъулият фақат илми зарууртаринро омӯзад. Аммо илми беамал ҳам фоида надорад. Аз ин рӯ, ба хонандагон ва муътақидони худ маслиҳат медиҳад:

Илме, ки ногузири ту бошад, бад-он гарой,
В-онро, к-аз он гузир бувад, ҷустуҷӯ макун!
В-он дам, ки ҳосили ту шавад илми ногузир,
Ғайр аз амал ба мӯҷиби он орзу макун!

Қисме аз ҳикоятҳои «Баҳористон» баландҳимматӣ («Дарвеши қавиҳиммат ва подшоҳи соҳибшавкат», «Ҳотам ва ғуломбачаи ятим», «Мӯри боҳиммат»), ҷавонмардиву ҷасорат («Ҳаҷҷоҷ ва аъробӣ», «Иброҳим ибни Сулаймон ва ҷавоне аз бани Умийя»), фурӯтанӣ (равзаи нахустин), барои дӯст ҷонсупорӣ кардан («Аштару Ҷидо»)-ро ифода менамоянд. Ҳикоятҳои «Искандари Румӣ», «Туҳфаҳои малики Ҳинд ба халифаи Бағдод» (аз равзаи дувум), «0лиму канизак» (аз равзаи чаҳорум), «Салил», «Канизаки муғанния», «Аштар ва Ҷидо» (аз равзаи панҷум) ва «Фирдавсӣ» (аз равзаи ҳафтум) аз ҷиҳати банду баст, сюжет, образи қаҳрамонҳо, гузориши низоъ ва ҳалли он мукаммал ва мураккаб мебошанд. Дар ин ҷода «Баҳористон» ягона набуда, асарҳои ҳаҷман калон ва аз ҷиҳати воқеабандӣ мураккабу пурмоҷаро низ мавҷуд буданд.

Асарҳои мансури бадеъии ин замон, ки аз ҷиҳати ҳаҷм хеле калон буда, дар онҳо нақли воқеаҳо мураттаб меравад, «Доробнома»-и Беғамӣ ва «Анвори Суҳайлӣ»-и Кошифӣ мебошанд. Романи пурмоҷаройи ишқиву паҳлавонӣ «Доробнома», ки ба қалами Ҳоҷӣ Муҳаммад ибни Алии Беғамӣ таъаллуқ дошта, саргузашту корномаҳо ва ишқварзиҳои паҳлавони афсонавӣ Фирӯзшоҳи писари малик Дороб ва писари ӯ Баҳманро фаро мегирад, аз китобҳои пурарзиши мансури замон мебошад. Аз сарчашмаҳо маълум мешавад, ки Беғамӣ қиссаро аз хотир дар ҳузури гурӯҳе нақл мекардааст, Маҳмуди Дафтардор, ки муосири нақлкунанда ё имлокунандаи он, яъне Мавлоно Беғамӣ, будааст, онро навишта, барои

дигарон мехондааст. Асари Беғамӣ дар шеваи китобҳои халқӣ иншо гардида, аз такаллуфоти муншиёнаю олимона ва арабибозиҳои китобӣ барӣ, ба забони омма (чун насри ривоятӣ), фаҳмою кӯтоҳбаён нигошта шудааст. Ин асар бо номи «Доробнома» маълуму машҳур бошад ҳам, дар асл бояд «Фирӯзшоҳнома» (аз рӯйи қаҳрамони асосии он) ном дошта бошад. Аз ҳамин сабаб, тарҷимаи арабии каме мухтасари он дар чаҳор ҷилд соли 1336 ҳиҷрии қамарӣ (1918 мелодӣ) дар Миср бо номи «Сиратун Фирӯзшоҳ ибни Малик Дороб», яъне «Корномаи Фирӯзшоҳи писари шоҳ Дороб» нашр шудааст.

«Анвори Суҳайлӣ» асари машҳури мансури дигари ин замон аст, ки бо шеваи қисса андар қисса навишта шудааст. Он аз таҳрирҳои китоби «Калилаву Димна» буда, дар ҳудуди асрҳои XV - XVI бо саъйи Ҳусайн Воъизи Кошифӣ анҷом пазируфтааст. Кошифӣ таҳрири матнро дар асоси тарҷимаи форсии «Калилаву Димна»-и арабии Ибни Муқаффаъ (асри УШ), ки ба қалами Абулмаъолии Насруллоҳ (асри XII) таъаллуқ дорад, ба поён расонида, китоби худро ба шоир Амир Шайхам Низомуддин Аҳмади Суҳайлӣ—вазири Ҳусайни Бойқаро бахшидааст. Кошифӣ бобҳои яку дуи «Калилаву Димна»-ро ихтисор намуда, ба ҷойи он ҳикояти подшоҳи Чин, Рой Добшалим ва Бидпойро дохил карда, адади ҳикоёти пандомӯзи дохили бобҳоро аз 40 ба 100 расондааст.

Кошифӣ, бо вуҷуди нигоҳ доштани рамзиёт ва шеваи тамсилии «Калилаву Димна», сабки маснӯъи таҳрири Абулмаъолиро то андозае содда карда, ибораҳоро ба тарзи барои худ хос метирозад, амсолу ашъори арабӣ ва ибораҳои пуртакаллуфро аз асар берун андохта, бобҳои китоби ӯро ба як хатти сюжет кашида, асари томе ба вуҷуд овардааст. Инчунин, Кошифӣ ба ҷойи порчаҳои арабии он ашъори шоирони форс-тоҷик ва зарбулмасалу мақолҳои фаровонеро ба кор бурдааст, то ки фаҳмидани асар осон гардад. Вале ҳанӯз ҳам он тобеъи сабки насри пуроройиши асри XV буда, дар он суханпардозӣ мавқеъи калон дорад. Бинобар ҳамин, онро баъдҳо Абулфазл ибни Муборак бо номи «Иёри дониш» (1588) ва баъдтар (1752) касе дигар таҳти унвони «Нигори дониш» ба форсӣ боз аз сари нав таҳрир кардаанд.

«Анвори Суҳайлӣ» чун тамоми таҳрирҳои «Калилаву Димна» асари пандуахлоқӣ буда, дар ҳикоятҳои тамсилии он, ки асосан аз ҳаёти ҷонварон аст, хулқи нек, иттиҳоду иттифоқ, ватанпарастӣ, мардумдӯстӣ, адолатпарварӣ ва хислатҳои дигари ҳамидаи инсонӣ тарғиб мешавад. Ин асар дар гузашта ба сифати китоби дарсӣ низ истифода мегардид. «Анвори Суҳайлӣ»-и Кошифӣ ба чандин забони Шарқу Ғарб тарҷумаву нашр шуда, соли 1966 профессор Расул Ҳодизода онро барои бачаҳо аз нав таҳриру содда ва дар Душанбе чоп кард, ки соли 1977 такроран ба табъ расид.

«Баҳористон»-ро Ҷомӣ, чунон ки худ мефармояд, дар татаббӯъ ва сабку усули «Гулистон» эҷод намуда, дар пайравии «Гулистон» онро бо санъати саҷъ оройиш додааст. Забони он, дар баробари нигоҳ доштани зебоиҳо ва фасоҳати саҷъ, соддаву равон ва фаҳмо буда, ҷумлаҳои мусаҷҷаъи саршори ибораю таъбирҳои халқӣ ва пораҳои шеърии он шабеҳи гуфтору сурудаҳои мардумианд. Нақли ҳикоятҳо ва латифаю мутоибаҳои дохилии равзаҳо ба ҳикояву латифаҳои дилкаши фалклорӣ монананд. Муҳокимарониҳои

фалсафӣ, мубодилаи афкор ва суҳбатҳои донишмандон, андарзу ҳикматҳо арзиши ахлоқии асарро афзудаанд.

Мавқеи устувори ҳуманистӣ Саъдиву Ҷомиро наздик мекунад ва аз умумияти қасду хадафи эҷодии ду суханвари нобиға дарак медиҳад. Ҷомӣ мавзӯъҳои «Гулистон»-ро дар бобати адлу инсоф, парваридани ҳисси масъулияти инсонию иҷтимоӣ, покии ахлоқи дарвешон ва ишқу муҳаббату ҷавонӣ вусъату идома бахшида, дар навбати худ, ба асараш сюжетҳои тоза ворид овардааст. Нақлу ҳикоёти Ҷомӣ дар нигориш, сюжетбандӣ ва низоъ рангорангтаранд.

«Баҳористон» аз ҷиҳати пандомӯзиву ибратбахшӣ низ нишонрастар буда, нависанда аз мушоҳидаи манзараҳои ҳузновари фақиронаи мамлакат, нобасомониҳои ҷамъият, беҳуқуқии раият, ғорати туркони чағатой, ривоҷи бозори зулми ҳокимон, бедиёнатии арбоби дин низоъи асосии иҷтимоӣ ва ахлоқии даврони хешро дарк менамояд.

Ҷомӣ дар ин асараш низ идеали адолати иҷтимоиро тафсилу таҳким дода, мусовоти инсонҳо ва бебақоии хонаи зулму ситамро ба қалам медиҳад. Аз ҳар инсон тақозо мекунад, ки дар муносибат бо инсони дигар эҳтиром, риояти иззати нафс, сидқу сафо, аҳду вафо ва хайру некиро ба кор андозад. Андешаҳои Ҷомӣ дар бораи қадру қимат ва мақому манзалати волои инсон, ки на вобастаи аслу насаб, мулку доройӣ, балки самараи маънавиёти ғанӣ ва ақлу хирад аст, низ муфид ва шоистаи таваҷҷӯҳанд.

Ҳамчунин, Ҷомӣ дар як силсила ҳикоятҳои «Баҳористон» бо шеваи мазҳакавӣ воқеъияти мудҳиши замонаи хеш ва сиришти манфури аҳли зулм — подшоҳони ситамгар, вазирони бемурувват ва амалдорони ҷафокори замони феодалиро равшан ҷилвагар менамояд.

Ӯ дар ҳикояте меорад: «Тавонгаре дар аҳди яке аз золимон бимурд. Вазири он золим писари вайро талаб карду пурсид, ки падари ту чӣ гузоштааст? «Аз молу манол чунину чунон, аз ворисон вазири кабирро айдуҳуллоҳу субҳонаҳу ва ин фақири ҳақирро». Вазир бихандиду фармуд, ки мероси вайро ба ду ним кунанд: нимеро ба вай гузошту нимеро барои подшоҳ бардошт».

Аз ин ҳикояти ҳаҷвӣ шоир чунин хулоса мебарорад:

Зулмпеша вазир нашносад
Ҷуз ҳақи подшоҳ моли ятим.
Адл донад, агар барад ба тамом,
Фазл донад, агар кунад ба ду ним.

Ҳамин тариқ, танқиди разолатҳои замони феодалӣ ва хислатҳои нохуби намояндагони алоҳидаи он мазмуни бисёр ҳикоятҳои «Баҳористон»-ро ташкил медиҳад. Вале Ҷомӣ аз айбҳои инсонҳои оддӣ низ чашм намепӯшад. Гоҳо дар инсонҳо иллатҳо, нуқсонҳоеро мeёбад, ки сарфи назар аз мақоми ҷамъиятии шахс, манфур ва барои ҷомиъа зарарнок мебошанд. Аз ин рӯ, баъзе ҳикояту мутоябаҳои «Баҳористон» ба муқобили коҳилию ҳасад ва бухлу хиссат барин айбҳое нигаронда шудаанд, ки барои ҳама зиштанд. Яке аз иллатҳои қабеҳтарини инсонӣ, ки дар байни табақаҳои гуногуни нимаи дуюми асри XV

паҳн гардида буд, майхорагиву бадмастист. Ин одати зишт дар он замон махсусан дар байни табақаи боло - шоҳу дарбориёни ӯ, амалдорони олирутба, ҳатто рӯҳониёну ходимони дин ва аз табақаи шаҳр дар байни лавандҳо (олуфтаҳои шаҳрӣ) басе ривоҷ ёфта, фасоди ахлоқро бештар мекард.

Дар осори Ҷомӣ ва наздикони ӯ — Навоӣ, Ҳотифӣ, Биноӣ, Суҳайлӣ, Кошифӣ ва дигарон зарарҳои маънавӣ, иқтисодӣ ва ҷисмонии шаробхорагӣ мазаммату маҳкум шуда, кӯшише рафтааст, ки мардумро аз разолати ин пастигарӣ эмин нигоҳ доранд. Мувофиқи гуфти Ҷомӣ, шаробу май душмани ақлу ҳуш, зоилкунандаи донишу биниш, фосидкунандаи ахлоқ ва сарчашмаи ҷумла хабисиҳо буда, шахси майхора наметавонад, ки байни хубу зишт, некию бадӣ, ҳалолу ҳаром, дӯстиву душманӣ фарқ гузорад. Бинобар ин, инсондӯсти оламшумул Мавлавӣ Ҷомӣ аз ин қабоҳат дурӣ ҷустан ва ба ин разолат нафрат доштанро тарғиб мекунад ва ба хонанда хитоб менамояд:

Душмани ҳуш аст май, Ай ҳушманд,
Дӯстро мағлуби душман кам писанд!

Ин байт аз «Саломону Абсол» оварда шуд. Ҷомӣ ҳар дафъа мавриди мувофиқе ёфта, ин фикри худро вусъат медиҳад. Ҳикояте, ки дар «Баҳористон» аз ҳолати як маст оварда мешавад, муносибати Ҷомиро ба ин амали зишт басе гӯё ифода мекунад ва он ҳикоят ин аст: «Масте аз хона берун омаду дар миёнаи роҳ бияфтоду қай кард ва лабу даҳони худ биёлуд. Саге омаду онро лесидан гирифт. Пиндошт, ки одамест, ки онро пок мекунад. Дуъо мекард, ки Худои таъоло фарзандони туро хидматгори ту гардонад. Баъд аз он саг пой бардошту бар рӯйи ӯ бавл кард. Гуфт: «Боракаллоҳ, ай сайидӣ, ки оби гарм овардӣ, то рӯйи маро бишӯйӣ». Қитъа:

Шаробхора чу бар хештан раво дорад,
Ки сиблат аз қайи нопоки май биёлояд.
Саг аз масона гар ибриқи оби гарм орад,
Ки ғусли сиблати нопоки ӯ кунад, шояд!

Чунон ки болотар ишора рафт, мувофиқи эътирофи худи Ҷомӣ, «Баҳористон» назираи «Гулистон» аст. Агар мундариҷаи «Гулистон»-у «Баҳористон»-ро ба тариқи муқоиса аз назар гузаронем, мебинем, ки «Баҳористон» тақлиди кӯркӯронаи «Гулистон» набуда, бо сабки умумӣ ва рӯҳи инсондӯстии худ тазмини он аст. Ҷиҳатҳои умдаи умумие, ки дар шабоҳати «Баҳористон»-у «Гулистон» ба назар мерасанд, аз инҳо иборатанд: Ҷомӣ дар пайравии номи асари безаволи Саъдӣ «Гулистон» асари хешро «Баҳористон» унвон гузошта, тарҳи «Баҳористон»-ро мисли «Гулистон» дар як муқаддима, ҳашт бахш ва як хотима афканда, мутобиқи унвони «Баҳористон» «бахшҳоро» «равза», яъне боғча номидааст, ки он истифодаи эҷодкоронаи дебоча, ҳашт боб, яъне ҳашт дарвозаи «Гулистон» ва анҷоми он аст. Бар замми ин, Ҷомӣ дар таълифи «Баҳористон» суннати «Гулистон»-ро дар сабки нигориш давом дода, онро бо насри мусаҷҷаъи омехта бо назм иншо кардааст. Ҳангоми нигориши «Баҳористон» муаллифи он таҷриба, дониш, биниш ва орзуву омоли худро ба

қалам оварда, дар равияи «Гулистон» барои ифодаи ақоиду афкор ва назарияи худ аз нақли воқеаҳои зиндагӣ, ҳикоятҳои таърихӣ, ривояту латифа ва мутоибаю масалҳои халқӣ истифода мебарад. Аз ҷиҳати мавзӯъ фақат боби якуми «Баҳористон»-у боби дувуми «Гулистон» ҳаммавзӯъ буда, боби савуми асари Ҷомӣ мавзӯъи боби якуми асари Саъдиро такрор мекунад. Бобҳои панҷуми ҳарду китоб дар як мавзӯъанд, лекин аз ҷиҳати ҳикоятҳои истифодашуда тамоман фарқ доранд. Мавзӯъоти бобҳои III, IV, VI, VII, VIII «Гулистон» дар «Баҳористон» истифода нашуда, бобҳои II, IV, VI, VII, VIII «Баҳористон» аз лиҳози мавзӯъ тамоман нав мебошанд. Ҳамчунин, Ҷомӣ дар тақсимбандии бобҳо ҷиҳати мутақобили ҳодисаҳои ба ҳам зидро, ки дар «Гулистон» таъкидан сабт ёфтаанд (мисли «Дар сирати подшоҳон», «Дар ахлоқи дарвешон», «Дар ишқу ҷавонӣ», «Дар заъфу пирӣ»), истифода намекунад.

Ду-се ҳикояти «Баҳористон» аз ҷиҳати мавзӯъ ва ҳатто мазмун ба чанд ҳикояти «Гулистоя» қаробат доранд. Вале дар чунин мавридҳо низ Ҷомӣ саъй менамояд ва ба он муваффақ мегардад, ки гуфтораш аз навиштаҳои Саъдӣ фарқ кунад. Барои мисол ҳикояти «Искандари Румӣ»-ро аз ҳар ду асар меорем: **«Гулистон»**: «Искандари Румиро пурсиданд: Диёри Машриқу Мағриб ба чӣ гирифтӣ, ки мулуки пешинро хазоину умру мулку лашкар беш аз ин будаасту эшонро чунин фатҳе муяссар нашуда? Гуфто:-Ба авни Худои азза ва ҷалла ҳар мамлакатеро, ки гирифтам, раъияташ наёзурдам ва номи подшоҳон ҷуз ба некӯйӣ набурдам:

Бузургаш нахонанд аҳли хирад,
Ки номи бузургон ба зиштӣ барад».

**«Баҳористон»**: «Искандарро гуфтанд: - Ба чӣ сабаб ёфтӣ, он чӣ ёфтӣ аз давлати салтанату вусъати мамлакат бо сиғари синну ҳадосати аҳд? Гуфт: - Ба истимолати душманон, то аз ғоилаи душманӣ зимом тофтанду аз таъоҳуди дӯстон, то дар қоидаи дӯстӣ истиҳком ёфтанд. Байт:

Боядат мулки Сикандар, чун вай аз ҳусни сияр
Душманонро дӯст гардон, дӯстонро дӯсттар!».

Чӣ навъе ки мебинем, ҳангоми иншои ҳикоят Ҷомӣ ягон калимаи Саъдиро истифода набурда, баръакси ӯ, дар он санъати саҷъро устодона ба кор бурда, дар футӯҳоти Искандар, мувофиқи ақидаи халқ, тадбири «бо душманон муросову бо дӯстон дурустпаймониро» дар ҷойи аввал мегузорад. Дар натиҷа, ҳикоят ғояи нав касб мекунад.

Дар ҳикояти «Ҳотами Той» Саъдӣ хорканро аз Ҳотам бузургҳимматтар ва Ҷомӣ ғуломи ятимро аз ӯ каримтар ба қалам дода, дар ҳикояти Саъдӣ меҳнати ҷисмонӣ чун боиси озодии шахс таъкид шуда, дар ҳикояти Ҷомӣ бартарии караму саховати инсони камсарвату камбизоат нисбат ба садақадиҳиҳои намоишкоронаи молдорон ситоиш

карда мешавад. Ба ҳикоятҳо таваҷҷӯҳ фармоед:

**«Гулистон»**: «Ҳотами Тойро гуфтанд: - Аз худ бузургҳимматтар дар ҷаҳон дидайӣ ё шунидайӣ? Гуфт: - Бале, рӯзе чиҳил шутур қурбон карда будам умарои арабро. Пас ба гӯшаи саҳрое ба ҳоҷате берун рафта будам. Хоркашеро дидам, пуштае фароҳам оварда. Гуфтамаш: - Ба меҳмонии Ҳотам чаро наравӣ, ки халқе бар симоати ӯ гирд омадаанд? Гуфт:

-Ҳар ки нон аз амали хеш х(в)арад,
Миннат аз Ҳотами Тойӣ набарад!

Ман ӯро ба ҳиммату ҷавонмардӣ аз худ бартар дидам».

**«Баҳористон»**: «Ҳотамро пурсиданд, ки ҳаргиз аз худ каримтаре дидайӣ? Гуфт: - Бале, рӯзе дар хонаи ғуломе ятим фуруд омадаму вай даҳ сар гӯсфанд дошт. Филҳол як гӯсфандро кушту пухту пеши ман оварду маро қитъае аз вай хуш омад. Бихӯрдаму гуфтам: - Валлоҳ, ин басе хуш бувад. Он ғулом берун рафту як-як гӯсфандонро мекушту он мавзеъро мепухту пеши ман меоварду ман аз он огоҳ не. Чун берун омадам савор шавам, дидам, ки беруни хона хуни бисёр рехтааст. Пурсидам, ки ин чист? Гуфтанд, ки вай ҳамаи гӯсфандони худро кушт».

Чунин аст фарқияти «Баҳористон»-и Абдураҳмони Ҷомӣ аз «Гулистон»-и Саъдии Шерозӣ дар мавридҳои каме, ки ҳикоятҳои онҳо мавзӯъу ҳодисаҳои муштаракро фаро мегиранд.

Дар омади гап қайд кардан зарур аст, ки образи Ҳотам чун шахси сахӣ дар адабиёти тоҷик хеле машҳур буда, дӯсти Ҷомӣ Кошифӣ асари худ «Ҳотамнома»-ро, ки бо номҳои «Рисолаи Ҳотамия», «Қисса ва осори Ҳотами Той» ва «Ҳотами Той» низ шинохта шудааст, соли 891/1496 навиштааст. Як нусхаи хуби қаламии он, ки соли 907/1502 аз тарафи хаттоти машҳур Султоналии Машҳадӣ китобат гардидааст, тахти рақами 4388-1 (варақҳои 2а-32а) дар захираи дастнависҳои шарқии АФ Ҷумҳурии Ӯзбекистон маҳфуз аст. Таърихи таълифи асарро худи муаллиф чунин зикр менамояд: «Аз вафоти Ҳотами Той дар ин таърих, ки санаи иҳдо ва тисъина ва самонамиатаи (яъне 391/1486 — А. А.) ҳиҷрияи набавия аст, нӯҳсаду сӣ сол гузаштаву ҳанӯз баҳори зикраш ба раёҳини офарин оростаасту чамани некномии вай ба пирояи санову таҳсин пироста. Байт:

Намонад Ҳотами Той, валекин то абад
Бимонад номи баландаш ба некӣ машҳур».

«Ҳотамнома»-и Кошифӣ ба насри ривоятии бадеъӣ тааллуқ дошта, муаллиф ба василаи ҷамъ овардан ва имлои ривояту ҳикоятҳои дар китобҳо дидааш ва аз мардум шунидааш симои идеалии Ҳотамро нигошта, ба ин восита саховату ҷавонмардӣ ва олиҳимматиро тарғиб мекунад.

Китоби халқии «Саргузашти Ҳотам» низ маҳсули ҳамин даврон буда, соли 1967 дар Душанбе ба ҳуллаи табъ ороста гардидааст.

Фарқи дигари «Баҳористон» аз «Гулистон» он аст, ки Шайх Саъдӣ бобҳои китоби худро бидуни ҳеч гуна муқаддима сар мекунад. Аммо Ҷомӣ дар оғози ҳар равза бо унвони «Фоида» муқаддимаи хурде меорад, ки он моҳият, мавзӯъ ва мақсади ҳамон бобро муайян мекунад. Шоир хотимаи «Фоида»-ҳоро бо шеър хулосаву ҷамъбаст намуда, таъсирбахшиву хотирмонии навиштаҳояшро бештар мегардонад. Чунончи, равзаи чаҳорум, ки «Дар сифати мевабахшии дарахтони боғистону ҷуду карам ва шукуфарезиашон ба базли динору дирам» ном дорад, бо чунин «Фоида» ибтидо меёбад: «Ҷуд — бахшидани чизест, боистӣ бе мулоҳазаи ғаразе ва мутолабаи ивазе, агарчӣ он ғараз ё иваз санои ҷамил ё савоби ҷазил бошад». Баъди ин ду қитъаи зерин оварда мешавад:

«Кист карим?—Он ки на баҳри ҷазост
Ҳар кароме, к-ояд аз ӯ дар вуҷуд.
Ҳар чи бувад баҳри санову савоб,
Байъу шаро гир, на эҳсону ҷуд!

Ва:

Ҳар ки мақсудаш аз карам он аст,
Ки барорад ба олам овоза,
Бошад аз мисри ҷуду шаҳри карам
Хонаи ӯ буруни дарвоза!»

Саъдӣ на танҳо бисёр ҳикоятҳоро чун мушоҳидаҳои шахсӣ ба қалам медиҳад, балки аз саргузашти воқеъии худ низ нақлҳо мекунад. Дар «Баҳористон» Ҷомӣ фақат услуби ҳикояту ривоятро ба кор бурда, танҳо гуфтору рафтори муътабари пешиниёнро меорад, ки худ дар онҳо иштирок надорад.

Тафовути дигари «Баҳористон» аз «Гулистон» он аст, ки пораҳои манзум дар ҳикоятҳои мансури «Гулистон» ҷузви таркибии тасвири воқеа, муколама ва натиҷагириҳои мантиқиро ташкил медиҳанд. Дар «Баҳористон» қитъаҳои манзум, одатан, чунин хусусият надоранд ва аз хатти сюжет берун мемонанд. Қитъаю рубоӣ ва байту маснавиҳои мавриди тақрири «Баҳористон» ба мисли маънигириҳо (морал) дар тамсилҳои (басняҳои) Юнони Қадим моҳияти хулосаҳои фалсафӣ, сиёсӣ ва ахлоқии нақлу ҳикояти мансурро дар шакли
фашурдаи ҳикматомез чун натиҷа ифода менамоянд. Ин тобишро дар чаҳор мисоле, ки дар боло оварда шуданд, мушоҳида кардан осон аст. Барои тақвияти даъвои худ боз яктоӣ намунаро чун далел аз «Гулистон»-у «Баҳористон» меорем.

**«Гулистон»**: «Дузде гадоеро гуфт: —Шарм надорӣ, ки даст аз барои ҷаве сим пеши ҳар лаъим дароз мекунӣ? Гуфт:

—Дасти дароз аз пайи як ҳабба сим
Бих, ки бибурранд аз донге ним».

**«Баҳористон»**: «Туркеро гуфтанд: —Кадом дӯсттар дорӣ: ғорати имрӯз ё биҳишти фардо? Гуфт:—Имрӯз даст ба ғорат бикушояму ҳар чӣ ёбам, бирабояму фардо бо Фиръавн дар оташ дароям. Қитъа:

Он шунидастӣ, ки турке васфи ҷаннат чун шунид,
Гуфт бо воъиз, ки он ҷо ғорату тороҷ ҳаст?!
Гуфт: «Не». Гуфто: «Батар бошад зи дӯзах он биҳишт,
К-андар ӯ кӯтаҳ бувад аз ғорату тороҷ даст!».

Таносуби насру назм дар ҳикоятҳои дигари «Гулистон» -у «Баҳористон» ҳам тақрибан ба ҳамин минвол аст.

Ҳарчанд машҳуртарин асари насри бадеъии асри XV «Баҳористон» аст, тамоми ин аср ва, хусусан, нимаи дувуми он дар таърихи адабиёти форсу тоҷик аз ҷиҳати инкишофи наср мақоми хосе дорад. Бо вуҷуди ин, асарҳои манзум садҳоро ташкил диҳанд, осори мансур ангуштнамо мебошанд. Ба тарзи дигар гӯем, рангорангию боигарии хоси назми он замон дар насраш ба назар намерасад. Насри он давр, ки микдорану ҳаҷман нисбат ба назм кам аст, иртифоъи назмро надорад. Вале насри давраро комилан аз ривоҷ барӣ наметавон шумурд. Насри бадеъии форсу тоҷик дар ин замон бо се роҳ ҷараён дошт: 1) насри сирф бадеъӣ; 2) насри илмии ривоятӣ, ки ба насри бадеъӣ иртиботи наздик дорад, зеро таърихнигору тазкиранависон ва донишмандони соҳаҳои дигар бисёр қисматҳои асарҳои таърихию илмии худро бо услуби қиссаҳои бадеъӣ, истифодаи ҳикояту нақлҳо, саволу ҷавобҳо навиштаанд; 3) муросилоти давлатӣ, мактуботи байнидавлатӣ, талабномаҳои ҷамъиятӣ ва муншаоти шахсӣ, ки аз ҷиҳати сабку услуб дар ниҳояти бадеъият қарор гирифта, сарфи назар аз шеваи иборапардозию муншиёна, баъзешон то дараҷаи шеър мерасанд.

Ҳамаи ин аз дараҷаи хуби инкишофи насри нимаи дувуми асри XV дарак медиҳад. «Баҳористон»-и Ҷомӣ, «Анвори Суҳайлӣ» ва «Ҳотамнома»-и Кошифӣ, «Фурснома»-и Шоҳқулӣ, «Ҳай ибни Яқзон»-и Рӯзбеҳон, «Аҷойиб-ул-махлукот»-и Шаҳоби Мудаввин, «Доробнома»-и Беғамӣ, «Латоиф-ут-тавоиф»-и Алии Сафӣ силсилаи асарҳои барҷастаи насри замонро ташкил медиҳанд.

Соилӣ низ дар пайравии «Гулистон» асари мансури омехта ба назм таълиф карда будааст, ки дар якҷоягӣ муҳимтарин ҷиҳатҳои зиндагии ҷомеаи он рӯзро инъикос мекунанд.

Таълифи китобҳои шарҳи ҳоли бузургон низ маъмул буд, ки «Нафаҳот-ал-унс»-и Ҷомӣ пурарзиштарини онҳост. Маноқибҳои роҷеъ ба Ҷомӣ навиштаи Абдулғафури Лорӣ, Мавлоно Пуршамс, Абдулвосеъи Низомӣ намунаҳои хуби насри ёддоштӣ буда, асари Ғиёсиддини Хондамир «Макорим-ул-ахлоқ» низ ба силсилаи шарҳи ҳоли бузургони адаб дохил шуда, зиндагӣ, сират, муаллафот ва эҷодиёти Навоиро баён мекунад, ки соли 1360/1981 дар Кобул интишор ёфтааст.

«Тазкират-уш-шуъаро»-и Давлатшоҳи Самарқандӣ роҷеъ ба адибону мамдӯҳони онҳо нақлу ривоятҳои марғуб дорад. Дар бисёр асарҳои ахлоқӣ,

кутуби сӯфия, аҳволи вазирон ва ҳолати ҳунарварон низ порчаҳои дилчаспу муассири бадеъӣ ба назар мерасанд.

Сабки соддабаёну пандомӯзи Ҷомиро бисёр адибони муосири ӯ меписандиданд ва ба он мувофиқи қудрати нигорандагии худ пайравӣ мекарданд, ки навиштаи Камолиддин Ҳусайн Воизи Кошифӣ (в. 910/1505) намунаи барҷастаи он аст.

Сабки нигориши «Баҳористон» баробари ваҳдат дар куллиёт, ки мусаҷҷаъ ва ахлоқию таълимист, дар ҷузъиёт вобаста ба матлаби бобҳо, ҳодисаи воқеъаи тасвиршаванда, ҳадафи бадеъӣ ва муҷиботи дигар тағйир пазируфта, рангоранг ҷилва менамояд. Дар ҳикматҳо ҳамеша хосияти кӯтоҳбаёнӣ, пандомӯзандагӣ ва таъкиди гӯяндаи муътабари он ба тарзи нақл ба калам оварда мешавад. Масалан: «Абуҳошими Сӯфӣ, қуддуса сирруҳу, гуфтааст, ки кӯҳро бо нӯги сӯзан аз бех кандан осонтар аст аз занги кибр аз дил бияфкандан». «Абулҳасани Фушанҷӣ, қуддуса сирруҳу, гуфтааст, ки дар дунё ҳеҷ чиз нохуштар нест аз дӯсте, ки дӯстии вай аз барои ғаразе бошад ё ивазе». «Юсуф ибн ал-Ҳусайн, қуддусаллоҳу сирруҳу, гуфтааст: «Ҳамаи некӯиҳо дар хонаесту калиди он тавозӯъу фурӯтаниву ҳамаи бадиҳо дар хокаесту калиди он мойиву манӣ».

Шахсиятҳои мӯътабаре, ки Ҷомӣ аз забони онҳо ҳикмат меорад, аз ҷиҳати замону макону миллат маҳдудияте надоранд. Ҷомӣ гуфтори ҳакимони Юнони Қадиму Эрони Бостон — Арасту (384 —322 қабл аз мелод), Бузургмеҳри вазири Анӯшервон (531—579), яке аз посдорони фарҳанги куҳани Аҷам Ибни Муқаффаъ (724—769), ашхоси таърихии Арабу Чин, Эрону Ҳинд, шоирону мутафаккирон ва орифону донишмандонро чун хулосаҳои ҳаётӣ меорад. Дар худи ҳамин муносибати Ҷомӣ нисбат ба тамаддуни ҷаҳон ва афкори умумибашарӣ инсоният чун вуҷуди воҳид ва ҳастии ягона зуҳур менамояд.

Унсури намоёни шеваи нигориши «Баҳористон» дар муколамасозиҳои муаллифи он, ки ба маънои ботинии сухан аҳамияти махсус медиҳад, аён мегардад. Ҷомӣ дар тасвири саҳначаҳои оддии хурди маъишӣ, ки дар авҷи драмавӣ ба қалам дода мешаванд, ба тарзи ҳайратангезе ҳолати психологии тарафайнро сабт намуда, дар вазъиятҳои пуршиддати мазҳакавӣ, ҳаҷвӣ, фоҷиавӣ ва ғайра масъалаҳои сиёсат, давлатдорӣ, ҷангу сулҳ, ахлоқ ва проблемаҳои иҷтимоиро ба миён гузошта, ҳал мекунад. Хулосаҳои ӯ вобаста ба қаҳрамонҳо шакли муҳокимаҳои олимона, натиҷагириҳои ҳакимона ва ҳозирҷавобиро ба худ мегиранд. Вале дар ҳазлу мутоибаҳо, ки бештар ҷанбаи иҷтимоӣ доранд, эҳтирому таваҷҷӯҳи хоси нависанда ҳамеша ба тарафи мазлумону намояндагони табақаҳои меҳнатӣ буда, дар гуфтори онҳо, ки тарафи муқобил дар муносибат ба онҳо ҳисси назарногирӣ, нописандӣ ва ночизшуморӣ изҳор медорад, ҳозирҷавобию хирадмандӣ, истеҳзову тамасхур, писханду нафрати онро ба муқобили аҳли риё, ситамгарон, танпарастон, коҳилон, муфтхӯрон, бадахлоқон ва ғайраҳо нишон медиҳад. Аз ҷавобҳои намояндагони табақаҳои болоӣ бефазилатӣ, ҷоҳилӣ, симои манфур ва ботини пучи онҳо ҳувайдо мегардад. Ин шеваи нигориши «Баҳористон», ки ба тарзи ифодаи латифаҳои халқӣ наздик аст, тафаккури халқро ифода намуда, бори дигар халқияти асарро намоиш медиҳад. Як

намуна меорем: «Бахлул (шоири ҳаҷвнигори талхзабони дарбори Ҳорунаррашид дар асри VIII — А. А.) бар Ҳорунаррашид даромад. Яке аз вузаро гуфт: —Башорат бод мар туро, ай Баҳлул, ки амиралмӯъминин туро бар сари қиродаву ханозир (маймунҳо ва хукҳо) сардору амир гардонид! Баҳлул гуфт: —Гӯш ба ман дору фармони ман ба ҷо ор, ки аз ҷумлаи раъоёи манӣ. Қитъа:

Ба шаҳриёрии гову харам диҳӣ мужда,
Раъийяте, ки бувад хоси шаҳриёр, туйӣ!
Шумори лашкариёнам зи хирсу хук кунӣ,
Нахуст кас, ки дарояд дар ин шумор, туйӣ!».

Албатта, ҳолатҳои мустасно низ мавҷуданд. Вале ақидаҳои нависанда дар «Баҳористон» хеле гуногун ва баъзан мухолифи якдигар ифода ёфта бошанд ҳам, дар ин асари оламшумул ҷанбаи танқидӣ басе пурқувват буда, дар тамоми мааворид андешаҳои мусанниф некбинона ва оптимистонаанд, некиву зебоӣ ва ҳусни хулқ барин ғояҳои мусаффоро талқин менамоянд. Ҳатто дарёфту фошу маҳкум намудани зиштиву бадиҳо ба хотири расидан ба ин нияти нек ба қалам дода мешавад.

Забони нигориши «Баҳористон» ҷолиби диққат буда, гуфтори зерини М. Тавҳидипур, ки доир ба забони асри XV гуфтааст, пеш аз ҳама ба «Баҳористон» таъаллуқ дорад: «Дар наср сабки махсуси давраи муғул, ки пояи он дар муғлақнависӣ ва касрати (фаровонии — А. А.) истеъмоли калимоту луғоти арабист, дар он давра матрук монду ба ҷойи он сабки дигаре ба вуҷуд омад, ки асоси он бар истиороту ташбеҳоту киноёти фаровон қарор дошт ва аз такаллуф дар луғоти арабӣ орӣ буд».[1]

«Анвори Суҳайлӣ»-и Ҳусайн Воизи Кошифӣ, «Латоиф-ут-тавоиф»-и Сафӣ ибни Ҳусайн Воизи Кошифӣ, «Такмилаи Нафаҳот»-и Абдулғафури Лорӣ бо ҳамин услуби содда навишта шуда бошанд ҳам, дар байни асарҳои насрии асри XV «Баҳористон» аз ҷиҳати соддагии забон ва равонии тарзи баён мумтоз буда, корбасти санъати саҷъ чун унсури услубие, ки ба василаи калимаҳои мушобеҳу мутазоди баробарвазн, баъзан ҳамқофия ва ҳамеша воҳидҳои ҳамоҳанг, зеби суханро афзун мегардонад, мақоми хос дорад. Бар замми ин, саҷъ суханҳои Ҷомиро мисли каломи Саъдӣ мармузтар ба садо медарорад. Таваҷҷӯҳ фармоед: «Хирадмандони карим мол ба дӯстон гуморанду бехирадони лаъим аз барои душманон бигзоранд». «Ҳар ки бо зердастон шеваи муштзанӣ бар даст гирад, дар лагадкӯби забардастон бимирад». Чунон ки ба мушоҳида мерасад, Ҷомӣ исмҳоро бо исмҳо, сифатҳоро бо сифатҳо ва феълҳоро бо феълҳо мусаҷҷаъ месохтааст, ки яке аз дарбоистҳои саҷъ аст.

Дар шеваи навишти насри бадеъии Ҷомӣ нақшнигории дарозсухан, аз қабили «қуръаи машварат дар миён андохтан» ба ҷойи «машварат кардан», «даст дар домани мутобиату фармонбарӣ задан» ба ҷойи «итоат кардан»,

*1.М.Тавҳидипур. Муқаддима.— Ҷомӣ. Нафаҳот-ал-унс, Теҳрон, 1337, саҳ. 151.*

иншои музайяни пуртакаллуф, арабибозӣ, иҳомпарастӣ ва тасаннуоти дигар, ки хоси таърихнигорону иншонависони дарборист, ба кор намеравад. Вале Ҷомӣ дар муншаоту мактуботи худ бештар таҳти нуфузи пешиниён қарор гирифта, ба дарозгӯӣ, муқаддимапардозӣ ваибораттирозӣ саъй менамояд.

Умуман, сабки иншонависӣ дар он аҳд чунин буд.

Хулласи калом, нигорандаи «Баҳористон»-и бехазон ва бисёр осори дигари мондагор Мавлоно Нуриддин Абдураҳмони Ҷомӣ адибест, ки тамоми эҷодиёти худро ба нафъи мардум нигаронидааст. Ӯ дар осори бо санъати баланду забони содда навиштааш афкори ҳакимонаи адабиёти панҷсадсолаи тоҷику форсро ҷамъбаст намуда, ба василаи тасвири ишқи поки Лайливу Маҷнун, Юсуфу Зулайхо, Саломону Абсол ва Аштару Ҷидо, тавсифи адолатпарварии Анушервон, хирадмандии Бузургмеҳру Афлотун, донишмандии Искандари идеалӣ, нақли зиндагию рафтори бузургони ирфон ва адибони номдор, инсонпарвариву ватандӯстӣ ва рафоқату бародариро тараннум мекунад, адлу инсоф, донишу хирад, меҳнату осоиш ва некӯкориро тарғиб менамояд, пастҳиммативу танпарварӣ, дурӯғгӯиву фиребгариро ба зери танқид мегирад, хулоса, ба одамон тарзи касби камоли одамиятро таълим медиҳад. Зубдаи таълимоти инсондӯстонаи ӯ ин аст:

Шамъ шав, шамъ, ки худро сӯзӣ,
То ба он базми касон афрӯзӣ!
Абр шав, то ки чу борон резӣ,
Бар гулу хас ҳама яксон резӣ!

Ниҳоят, соли 1966 муаллифи ин сатрҳо ба воситаи нашриёти «Ирфон» матни илмӣ-оммавии «Баҳористон»-ро ба чоп расонд, ки хеле мухтасар бошад ҳам, дар муддати кӯтоҳе дар китобхонаҳо камёфт гардид, зеро шавқи хонандагон ба ин асари ҷовидонии Ҷомӣ калон аст. Ҳамин талаботро ба назар гирифта, нашриёти «Маориф» онро аз нав (соли 1987) чоп кард, ки дар он аз асли матн фақат чанд ҷумлаи душворфаҳм аз аввали дебоча, 12 ҳикоят аз боби якум, чор мутояба аз боби панҷум, чор ҳикоят аз боби шашум ва як ҷумла аз мақолаи «Азрақӣ» (боби ҳафтум) ихтисор гардид. Нашри нави асар як ҳодисаи гуворо ва як навъ поси хотири муаллифи рисолаи ҷовидонаи беҳамто хоҳад буд.

Аз замони бунёди «Баҳористон»-и бехазон панҷсад сол гузашт ва, албатта, дар ин муддати дарози ним ҳазор сол, ки аз ҳаводиси рӯзгор пур буд, барге чанд аз ин «Баҳористон»-и ҷовидон аз тундбоди таърих ва гардиши даврон зард шуда, мисли барги хазон ба хонанда ҳузнеро илқо менамоянд. Вале ба тарзи куллӣ «Баҳористон»-и ҳамешасабзу пуртароват ҳамон ороставу пероста буда, насими ҷонбахше тароватн гулҳо ва бӯйи рӯҳнавози раёҳини онро ба машом расонда, ба чашмон зиё, ба дилҳо сафо, ба равонҳо ҷило ва ба ҷисмҳо шифо мебахшад.

***АЪЛОХОН АФСАҲЗОД***

# БАҲОРИСТОН

Ҳар гули равзаи[1] иблоғ[2], ки ҳаст
Гули ин боғ зи рӯяш вараќе!
Нест з- авроќи[3] чаман мурғонро
Ба ҷуз авсофи[4] ҷамолаш сабаќе...

Чун дар ин вақти дилписанд фарзанди арҷманд Зиёуддин Юсуф... ба омӯхтани муқаддамоти каломи араб ва андӯхтани қавоиди фунуни адаб иштиғол намуд ва пӯшида намонад, ки тифлони наврасида ва кӯдакони ранҷнодидаро аз тааллуми [5] истилоҳоте, ки маънуси тибоъ [6] ва маълуфи истимоъи [7] эшон [8] нест, бар дил бори ваҳшатеву дар хотир ғубори даҳшате менишинад, аз барои талтифи[9] сар [10] ва ташхизи [11] хотири вай гоҳ-гоҳе аз китоби «Гулистон», ки аз анфоси [12] мутабаррикаи шайхи номдор ва устоди бузургвор Муслиҳиддин Саъдии Шерозист,

**Маснавӣ**

На гулистон, ки равзае зи биҳишт,
Хоку хошоки ӯ абирсиришт!
Бобҳояш биҳиштро дарҳо,
Файздеҳ қиссаҳош кавсарҳо!
Нуктаҳояш нуҳуфта дар парда,
Рашки ҳурони нозпарварда!
Дилкаш ашъори ӯ баландашҷор [13]
Аз нами лутфи «таҳтуҳа-л-анҳор!» [14].

сатре чанд хонда мешуд. Дар он асно чунон дар хотир омад, ки табаррукан би анфоси-ш-шарифиҳи ва татаббуъан ли ашъори л-латифиҳи [15] вараќе чанд бар он услуб сохта шавад ва ҷузве чанд бар он минвол пардохта гардад, то ҳозиронро достоне бошаду ғойибонро армағоне. Ва чун ин маънӣ ба анҷом расид ва ин сурат ба итмом анҷомид,

**Қитъа**

Бо хирад гуфтам: «Чӣ созам зевари ин навъарӯс,
То ба чашми хостгоронаш фазояд зебу зайн?» [16]
Гуфт: «Дурҳои санои шаҳриёри комгор —
Нусрат-уд-дунё [17], муизз-уд-давла [18], каҳф-ул-ҳофиқайн, [19]
Ахтари бурҷи ҷалолат,[20] гавҳари дурҷи шараф,[21]
Шамъи базми дудаи[22] Темурхон-султон Ҳусайн,
Осмонқадре, ки чун ҳур ҳоли зарроти ҷаҳон
Бошад аз чашми иноят [23] дидан ӯро фарзи айн...» [24]

**Қитъа**

«Гулистон» гарчи Саъдӣ кард аз ин пеш
Ба номи Саъд бин Зангӣ [25] тамомаш,

«Баҳористон»-и ман ном аз касе ёфт,
Ки бошад Саъд бин Зангӣ ғуломаш!

**Қитъа**

Гузаре кун дар ин баҳористон,
То бибинӣ дар ӯ гулистонҳо![26]
В-аз латойиф[27] ба ҳар гулистоне
Раста гулҳо, дамида райҳонҳо!

Ва тартиби ин «Баҳористон» бар ҳашт равза иттифоқ афтодааст, ҳар равзае биҳиштойин муштамил[28] ба ранги дигар аз шақоиқ[29] ва бӯи дигар аз раёҳин [30], на шақоиқашро аз поймоли боди хазон пажмурдагӣ ва на раёҳинашро аз дастбурди барди дай[31] афсурдагӣ!

**Маснавӣ**

Дамида марғзораш бар ҷавониб, [32]
Шукуфта лолазораш дар навоҳӣ![33]
Зи шабнам лоларо х(в) ай [34] дар баногӯш,
Зи борон ғунчаро май дар суроҳӣ![35]

Илтимос аз тамошойиёни ин риёзи [36] холӣ аз хори мулоҳазаи аъроз [37] ва хошоки мутолабаи[38] аъвоз [39] он, ки чун ба қадами эҳтимом [40] бар инон бигзаранд ва ба назари эътибор дар инҳо бингаранд, боғбонро, ки дар тарбияташон хуни ҷигар хӯрдаасту дар танмияташон [41] ҷони ширин бар лаб оварда, ба дуъое ёд кунанду ба саное шод гардонанд.

**Қитъа**

Ҳар кас зи некбахтон з-ин тозарас дарахтон
Дар сояе нишинад ё мевае бичинад,
Он биҳ, ки пеш гирад ойини ҳақгузорӣ,
Роҳи карам сипорад, расми дуъо гузинад!
Гӯяд, ки банда Ҷомӣ, к-ин равза сохт, ё раб,
Ҳамвора аз Худо пур в-аз худ тиҳӣ нишинад!
Ҷуз роҳи ӯ напӯяд, ҷуз васли ӯ наҷӯяд,
Ҷуз номи ӯ нагӯяд, ҷуз рӯйи ӯ набинад!

*Равзаи нахустин*

## ДАР НАШРИ РАЁҲИНИ ЧИДА АЗ БАСОТИНИ ДУРБИНОНИ РОҲИ ҲИДОЯТ ВА САДРНИШИНОНИ БОРГОҲИ ВИЛОЯТ

Пири Ҳирот [1], разияллоҳу анҳу [2], асҳоби [3] худро васият кардааст, ки аз ҳар пире сухане ёд гиреду агар натавонед, номи эшонро ба ёд доред, то баҳрае ёбед.

**Рубоӣ**

Онӣ ту, ки аз номи ту меборад ишқ
В-аз номаву пайғоми ту меборад ишқ!
Ошиқ гардад, ҳар ки ба кӯят гузарад,
Оре, зи дару боми ту меборад ишқ!

Сарии Сақатӣ [4] Ҷунайдро коре фармуд ва ба мӯҷиби дилхоҳӣ вай ба он қиём намуда[5], коғазпорае ба вай андохт, дар вай навишта, ки:

Самиъту ҳодиян яҳда фи-л- бодияти
Яқулу абакӣ ва мо ядрука мо ябкинӣ.
Абкӣ ҳизарани тафориқинӣ,
Ва тақтаъӣ ҳаблӣ ва таҳҷиринӣ[6].

**Рубоӣ**

Хун мегирям, аз ту чӣ пинҳон дорам,
К-аз баҳри ту ин ду чашми гирён дорам!
Ҳарчанд диле зи васл шодон дорам,
Сад доғ бар он зи бими ҳиҷрон дорам.

**Ҳикоят**

Ҷунайд[7] гӯяд, ки рӯзе ба хонаи Сарӣ омадам. Ин байт мехонду мегирист:

Не шаб ниҳиям, на рӯз аз нолаву оҳ,
Хоҳӣ шаби ман дароз, хоҳӣ кӯтоҳ.

Абӯҳошими Сӯфӣ[8] гуфтааст, ки кӯҳро ба нӯги сӯзан аз бех баркандан осонтар аст аз занги кибр аз дил бияфгандан.

**Қитъа**

Лофи бекибрӣ мазан, к-он аз нишони пои мӯр
Дар шаби торик бар санги сиёҳ пинҳонтар аст.
В-аз дарун кардан бурун осон магир онро, к-аз он
Кӯҳро кандан ба сӯзан аз замин осонтар аст.

Маъруфи Кархӣ [9] гуфтааст, ки сӯфӣ ин ҷо меҳмон аст. Тақозои[10] меҳмон бар мизбон ҷафост. Меҳмон, ки боадаб бувад, мунтазир бувад, на мутақозӣ.[11]

**Қитъа**

Меҳмони туам дар сафи арбоби иродат,
Биншаста ба ҳар чиз, ки ояд зи ту, розӣ,
Бинҳода ба хони карамат дидаи уммед,
Инъоми туро мунтазирам, не мутақозӣ.

Боязидро [12] пурсиданд, ки суннат [13] кадом асту фарз [14] кадом? Фармуд, ки суннат тарки дунёст ва фарз сӯҳбати мавло;[15] Маснавӣ:

Ай, ки дар шаръи худовандони ҳол
Мекунӣ аз суннату фарзвам суол!
Суннат омад рух зи дунё тофтан,
Фарз — роҳи қурби[16] мавло ёфтан.

Шиблиро [17] шӯре афтод, ба бемористон бурданд. Ҷамъе ба назораи вай рафтанд. Пурсид, ки: «Шумо киёнед?» Гуфтанд: «Дӯстони ту». Санг бардошт ва бар эшон ҳамла кард. Ҷумла бигурехтанд. Бихандид. Гуфт: «Боз оед Ай муддаиён [18], ки дӯстон аз дӯстон нагурезанд ва аз санги ҷафояшон напарҳезанд».

**Қитъа**

Он аст дӯстдор, ки ҳарчанд душманӣ
Бинад зи дӯст, беш шавад дӯстдортар.
Ба сар ҳазор санги ситам гар хӯрад аз ӯ,
Гардад бинои ишқаш аз он устувортар.

Ва ҳам аз вай оранд, ки вақте бемор шуд, халифа табиби тарсо ба муолиҷоти вай фиристод. Аз вай пурсид, ки хотири ту чи мехоҳад? Гуфт: «Он, ки ту мусулмон шавӣ». Гуфт: «Агар ман мусулмон шавам, ту нек мешавӣ ва аз бистари беморӣ бармехезӣ?» Гуфт: «Оре!» Пас имон бар вай арза кард ва вай имон овард ва Шиблӣ аз бистар бархост ва бар вай аз беморӣ асар на. Пае ҳар ду қамроҳ пеши халифа рафтанду қиссаро бозгуфтанд. Халифа гуфт: .«Пиндоштам, ки табиб пеши бемор фиристодаам, ман худ бемор пеши табиб фиристода будаам».

**Қитъа**

Ҳар кас, ки аз ҳуҷуми муҳаббат мариз шуд,
Донад табиби хеш лиқои ҳабибро.
Чун бар сараш табиби биҳиштӣ ниҳад қадам,
Бахшад шифо зи иллати ҳастӣ табибро.

Саҳл Абдуллоҳи Тустарӣ [19] мегӯяд, ки ҳар кӣ бомдод кунад ва ҳиммати

вай он бошад, ки чӣ хӯрад, даст аз вай бишӯй.

**Қитъа**

Ҳар кӣ хезад бомдод аз хобу набвад дар сараш
Ҷуз хаёли хӯрд, аз ӯ ойини бедорӣ маҷӯй.
В-он ки шӯяд даст, чун пой аз сари бистар кашид,
То ба хону суфра орад даст, даст аз вай бишӯй.

Абӯсаъиди Харроз [20] гуфта, ҳар кӣ гумон бурда, ба кӯшиш тавон расид, ранҷе кашида беҳуда ва ҳар кӣ тасаввур карда, ки бе кӯшиш тавон расид, ҷуз роҳи орзу напаймуда.

**Рубоӣ**

Аз ранҷ касе ба ганҷи васлат нарасид
В-ин турфа, ки бе ранҷ кас он ганҷ надид.
Ҳар кас, ки давид, г-ӯр нагрифт ба дашт,
Лекин нагирифт гӯр, ҷуз он кас, ки давид.

Абулҳасани Нурӣ [21] гӯяд: «Ҳар кӣ Худои таоло худро аз вай бипӯшонад, ҳеҷ далелу хабар ӯро ба вай нарасонад».

**Рубоӣ**

Чун дилбари мо зи парда рӯ нанмояд,
Кас натавонад, ки парда з-ӯ бикшояд.
В-ар ҷумла ҷаҳон парда шавад, боке нест
Он ҷо, ки паи ҷилва ҷамол ороязд.

Абӯбакри Воситӣ[22] мегӯяд: «Он кӣ гӯяд, наздикам, дур аст ва он кӣ гӯяд, дурам, ба нестии худ дар ҳастии ӯ мастур».[23]

**Қитъа**

Ҳар кӣ гӯяд, ки ба он ҷони ҷаҳон наздикам,
Бошад он даъвии наздики ӯ аз дурӣ:
В-он кӣ гӯяд, ки аз ӯ дурам, он дурии ӯ
Ҳаст дар пардаи наздикии ӯ мастурӣ.

Абулҳасани Фушанҷӣ[24] гуфтааст, ки дар дунё ҳеҷ чиз нохуштар нест аз дӯсте, ки дӯстии вай аз барои ғаразе бошад ё ивазе.

**Рубоӣ**

Ошик, ки зи ҳаҷри дӯст доде хоҳад,
Ё бар дари васлаш истоде хоҳад,
Нокастар аз ӯ кас набувад дар олам,
К-аз дӯст ба ҷуз дӯст мурode хоҳад.

Абӯалии Даққоқ[25] гӯянд, дар охири умр чандон дард бар вай падид

омада буд, ки охири ҳар рӯз ба бом баромадӣ ва рӯй ба офтоб кардӣ ва гуфтӣ:

«Ай саргардони мамлакат, имрӯз чун будӣ ва чун гузаронидӣ? Ҳеҷ ҷой бар андӯҳгини ин ҳадис тофтӣ, хеҷ ҷой аз зеру забаршудагони ин воқеа хабар ёфтӣ?» Вай ҳам аз ин ҷинс суханон мегуфтӣ, то офтоб фурӯ шудӣ. Рубоӣ:

Ай меҳр, ки нест чун ту оламгарде,
3-ин раҳравиям бибахш раҳоварде.
Имрӯз киро дидӣ, к-андар раҳи ишқ
Бар рух бувадаш гардею дар дил дарде?

Шайх Абулҳасани Харақонӣ[26] рӯзе ба асҳоби худ гуфт, ки чи беҳтар бувад? Гуфтанд: «Шайхо, ҳам ту бигӯй!» Гуфт: «Диле, ки дар вай ҳама ёд кардӣ ӯ бувад».

**Рубоӣ**

Дорам дилаке, ки бо ҳар андеша, ки дошт
Ҷуз ёди ту бар сафҳаи хотир нанигошт.
Ёди ту чунон фурӯ гирифташ, ки дар ӯ
Гунҷойии ҳеҷ чизи дигар нагузошт.

Шайх Абӯсаид Абулхайрро[27] пурсиданд, ки: Тасаввуф чист? Гуфт: «Он чӣ дар сар дорӣ, биниҳӣ ва он чӣ дар каф дорӣ, бидиҳӣ ва аз он чӣ бар ту ояд, наҷаҳӣ».

**Рубоӣ**

Хоҳӣ, ки ба сӯфигарӣ аз худ бираҳӣ,
Бояд, ки ҳавову ҳавас аз сар биниҳӣ;
В-он чиз, ки дорӣ ба каф, аз каф бидиҳӣ,
Сад захми бало хӯрию аз ҷо наҷаҳӣ.

Рӯйям [28] гуфтааст: «Ҷавонмардӣ он аст, ки бародарони худро маъзур дорӣ ва бар зиллате[29], ки аз эшон воқеъ шавад, бо эшон чунон муомала накунӣ, ки аз эшон узр бояд хост».

**Қитъа**

Ҷавонмардӣ ду чиз аст, Ай ҷавонмард,
Ба сӯям гӯш кун, то гӯямат рост:
Яке он, к-аз рафиқон даргузорӣ,
Агар ҳар лаҳза бинӣ сад каму кост.
Дуюм он, к-аз ту н-ояд ҳеҷ гоҳе
Чунон коре, ки бояд узрашон хост.

Бушри Ҳофиро[30] муриде бо вай гуфт: «Чун нон ба даст оварам, намедонам, ки ба кадом нонхуриш хӯрам». Фармуд, ки неъмати офиятро

фаро ёд ор ва онро нонхуриши хеш ангор [31] .

**Қитъа**

Чун нони хушк ниҳад пеши хеш нодоре,
Ки рӯҳро диҳад аз хони факр парварише.
Ба нонхуриш чу шавад табъаш он замон моил,
Чу зикри офияташ нест ҳеҷ нонхурише.

Шақиқи Балхӣ [32] гуфтааст: «Бипарҳез аз сӯҳбати тавонгар, зеро ки чун дилат бад-ӯ пайванд гирифт ва ба додаи вай хурсанд шудӣ, парвардигоре гирифтӣ, ғайри Худои таоло».

**Қитъа**

Гар дарояд тавонгаре бо ту,
Бахри рӯзӣ бад-ӯ макун пайванд.
Мумсикеро кафили худ машмор,
Мудбиреро [33] Худои худ мапсанд.

Юсуф ибн-ал-Ҳусайн[34] гуфтааст: «Ҳама некӯиҳо дар хонаест ва калиди он тавозӯъ [35] ва фурӯтанӣ ва ҳама бадиҳо дар хокаест ва калиди он мойӣ ва манӣ» [36].

**Қитъа**

Ҷамъ аст хайрҳо ҳама дар хонаеву нест
Он хонаро калид ба ғайр аз фурӯтанӣ.
Шарҳо бад-ин қиёс ба як хона аст ҷамъ
В-онро калид нест ба ҷуз моию манӣ.
Ҳон, эҳтиёт кун, ки налагжӣ зи роҳи хайр,
Худро ба маърази[37] хатари шар наяфганӣ!

Абӯбакри Варроқ [38] гуфтааст: «Агар тамаъро пурсанд, ки падарат кист, гӯяд: шак дар муқаддароти[39] кирдигорӣ. Ва агар гӯянд: пешаи ту чист, гӯяд: иктисоби[40] мазаллату хорӣ. Ва агар гӯянд: ғояти ту чист, гӯяд: ба меҳнати ҳирмон[41] гирифторӣ».

**Қитъа**

Агар пурсӣ тамаъро, к-ат падар кист?
Бигӯяд: «Шак дар ақдори илоҳӣ».
В-агар гӯйӣ, ки корат чист, гӯяд:
Ба меҳнатҳои ҳирмон умркоҳӣ.

Иброҳими Хавос[42] гуфтааст: «Ранҷ макаш дар талаби он чӣ дар қисмати азалӣ барои ту кифоят кардаанд ва он рӯзист ва зоеъ магардон он чӣ аз ту талаби кифояти он кардаанд ва он инқиёди [43] аққоми [44] илоҳист ва авомир [45] ва навоҳӣ» [46]; қитъа:

Қисмати ризқат зи азал кардаанд,
Чанд паи ризқ парокандагӣ?
Фоидаи зиндагият бандагист,
Сар макаш аз қоидаи бандагӣ.

Абӯалии Рӯдборӣ[47] гуфтааст: «Тангтарини зиндонҳо муошарати [48] аздод [49] аст».

**Қитъа**

Гарчи зиндон аст бар соҳибдилон,
Ҳар куҷо бӯе зи васли ёр нест,
Ҳеҷ зиндон ошиқи муштоқро
Тангтар аз сӯҳбати ағёр нест.

Шайх Абулаббоси Қассоб[50] дарвешеро дид, ки ҷомаи худро медӯхт. Ҳар дарзеро, ки рост намеомадӣ, бикушодӣ ва боз дӯхтӣ. Шайх фармуд: «Он бути туст».

Сӯфӣ, ки ба хирқадӯзияш[51] бозорест,
Гар баҳри фақр мезанад, хуш корест.
В-аз ҷунбиши табъ дасти ӯ ҷунбонад,
Ҳар бахяву риштааш буту зуннорест[52].

Хоҷа Баҳоуддини Нақшбандиро[53] пурсиданд, ки: «Силсилаи[54] шумо ба куҷо мерасад?» Фармуданд, ки аз силсила касе ба ҷое намерасад; рубоӣ:

Аз далқу [55] асо сидқу сафое нарасад
В-аз сабҳа ба ҷуз бӯйи риёе нарасад.
Гӯянд, куҷо расад, бигӯ, силсилаат,
К-аз силсила ҳеҷ кас ба ҷое нарасад!

*Равзаи дувум*

## ДАР ТАШРЕҲИ[1] ШАҚОИҚИ ДАҚОИҚИ[2] ҲИКАМ, КИ БА РАШАҲОТИ[3] САҲОБИ КАРАМ ДАР ЗАМИНИ ҚУЛУБИ[4] ҲУҚАМО[5] ВА АРОЗИИ[6] ХАВОТИРАШОН[7] ХОСТА ВА БА ШАРҲУ БАЁНИ ОН МАТОВИИ[8] ДАФОТИРАШОН[9] ОРОСТА

### Ф о и д а

Ҳаким касеро гӯянд, ки ҳақиқати чизҳоро ба он қадар, ки тавонад, бидонад ва амал ба муқтазои[10] он чӣ тааллуқ ба амал дорад, маликаи нафси худ гардонад.

### Р у б о ӣ

Хуш он, ки ба тарки ҳаззи фонӣ[11] бикунӣ,
Тадбири бақои ҷовидонӣ бикунӣ,
Кӯшиш бикунию ҳар чӣ битвон донист,
Донӣ, пас аз он ҳар чӣ бидонӣ, бикунӣ.

### Ҳ и к о я т

Искандари Румӣ [12] дар овони ҷаҳонгирӣ бо ҳилаи тамом ҳисореро бикушод ва ба вайрон карданн он фармон дод. Гуфтанд: «Дар он ҷо ҳакимест доно ва бар ҳалли мушкилоти ҳикмат тавоно». Вайро талаб дошт. Чун биёмад, шакле дид аз қабули табъ дур ва табъи ақли қабул аз вай нуфур. Гуфт; «Ин чӣ сурати ғариб ва шакли муҳиб [13] аст?» Ҳаким аз он сухан барошуфт ва хандон-хандон дар он ошуфтагӣ гуфт:

### Қ и т ъ а

Таъна бар ман мазан ба сурати зишт
Ай тиҳӣ аз фаилати инсоф!
Тан бувад чун ғилофу ҷон шамшер,
Кор шамшер мекунад, на ғилоф!

Дигар гуфт: «Ҳар киро хулқ бо халқ на накӯст бар бадан зиндони ӯст. Чунон аз вуҷуди худ дар тангноест афтода, ки зиндон дар ҷанби [14] он базмгоҳест кушода».

### Қ и т ъ а

Касе, ки бо ҳама кас хӯи бад ба кор барад,
Ҳамеша дар кафи сад ғусса мумтаҳан [15] донаш.
Марав ба шаҳна, ки зиндон мақоми ӯ гардон,
Ки пӯст бар тани бадхӯ бас аст зиндонаш.

Ва дигар гуфт: «Ҳасуд ҳамеша дар ранҷ аст ва бо парвардигори хеш ситезасанҷ, ҳар чӣ дигаронро диҳад, вай написандад ва ҳар чӣ на

насиби вай, дил дар он бандад».

**Қитъа**

Эътироз аст бар аҳкоми ҷаҳондори ҳаким
Одати марди ҳасадпеша, ки хокаш ба даҳан.
Ҳар чӣ бинад ба кафи ғайр, фиғон бардорад,
Ки чаро дод ба вай бесабаб онро, на ба ман?

Дигар гуфт: «Хирадмандони карим мол бар дӯстон шуморанд ва бехирадони лаим аз барои душманон бигузоранд».

**Қитъа**

Чӣ омад ба дасти марди карим,
Ҳама дар пои дӯстон афшонд,
В-он чӣ андӯхт сифлатабъи [16] лаим [17],
Баъди марг аз барои душман монд.

Дигар гуфт: «Бо хурдон дар ҳазлу фисус [18] овехтан обрӯи бузургӣ рехтан аст ва ғубори зиллату[19] хорӣ ангехтан».

**Қитъа**

Ай, ки бар сифла медарӣ ҷома,
Ном, тарсам, ба гургият биравад.
Машав афсӯспеша бо хурдон,
Варна фарри [20] бузургият биравад.

Дигар гуфт: «Ҳар кӣ бо зердастон шеваи муштзанӣ бар даст гирад, дар лагаткӯби забардастон бимирад».

**Қитъа**

Дило, гӯш кун аз ман ин нуктаи хуш,
Ки мондаст дар гӯшам аз нуктадонон,
Ки ҳар кас кашад теғи номеҳрубонӣ,
Шавад куштаи теғи номеҳрубонон.

Чун Искандар гӯши хеш аз он ҷавоҳири ҳикмат пур ёфт, даҳонашро чун гӯши худ пур ҷавоҳир кард ва инон аз харобии он ҳисор бартофт.

**Ҳикмат**

Афридун[21], ки дар замини шафқат ҷуз тухми насиҳат накишт, ба фарзандони худ ин тавқеъ[22] навишт, ки сафаҳоти айём сафҳаи эъмор[23] аст, дар он манависед ҷуз он чӣ беҳтарини аъмол ва осор аст.

**Қитъа**

Сафҳаи даҳр бувад дафтари умри ҳама халқ,
Инчунин гуфт хирадманд, чу андеша гумошт;

Хуррам он кас, ки бар ин дафтари пок аз ҳама ҳарф
Рақами хайр кашиду асари хайр гузошт.

## Ҳикмат

Яке аз ҳукамо гуфтааст: «Чиҳил дафтар дар ҳикмат навиштам ва ба он мунтафеъ[24] нагаштам; чиҳил калима аз он ихтиёр кардам, аз он низ баҳра ба даст наёвардам; чаҳор калима аз он баргузидам, дар он ёфтам, он чӣ металбдам:

«Аввал, он ки занонро чун мардон маҳали эътимод нагардон, зеро ки зан агарчӣ аз қабилаи мӯътамадон ояд, аз он қабил нест, ки мӯътамаде рошид»; қитъа:

Ақли зан ноқис асту динаш низ,
Ҳаргизаш комилэътимод макун.
Гар бад аст аз вай эътибор магир,
В-ар накӯ бар вай эътимод макун.

«Дуюм, он ки ба мол мағрур машав, агарчӣ биёр бувад, зеро ки оқибат поймоли ҳаводиси рӯзгор шавад».

### Қитъа

Мағрур машав ба мол чун бехабарон,
Зеро ки бувад мол чу абри гузарон.
Абри гузарон агарчӣ гавҳар борад,
Хотир naниҳад марди хирадманд бар он.

«Сеюм, он ки асрори ниҳон доштании худро ба ҳеҷ дӯст дар миён манеҳ, зеро ки бисёр бошад, ки дар дӯстӣ халал афтад ва ба душманӣ бадал гардад».

### Қитъа

Ай писар, сирре, к-аш аз душман нуҳуфтан лозим аст,
Беҳ, ки аз ифшои он бо дӯстон кам дам занӣ.
Дидаам бисёр, к-аз сайри сипеҳри кaҷниҳод
Дӯстон душман шаванду дӯстиҳо — душманӣ.

«Чаҳорум, он ки ҷуз илмеро фаро нагирӣ, ки ба тарки он базеҳманд [26] мирӣ. Аз фузулӣ[27] бигурез ва он чӣ зарурист, дар он овез».

### Қитъа

Илме, ки ногузири ту бошад, бад-он гирой[28],
В-онро, к-аз он гузир бувад, ҷустуҷӯ макун.
В-он дам, ки ҳосили ту шавад илми ногузир,
Ғайр аз амал ба мӯҷиби он орзу макун!

### Ҳикмат

Ибни Муқаффаъ[29] гӯяд: «Кутубхонаи ҳукамои Ҳиндро бар сад шутур мекашиданд. Малики эшон истидъои[30] ихтисор кард, ба ду шутур бозоварданд ва ба такрори истидъо ба чаҳор калима қарор гирифт: калимаи нахустин дар далолати подшоҳон ба адолат.

### Маснавӣ

Чу гардад шоҳи олам адлпеша,
Шавад осоиши гаҳ-гаҳ ҳамеша.
Чу нолад бедиле аз синарешӣ,
Бувад яксар зи неши зулмкеше.
Халосиро зи даҳри печ дар печ
Зи шоҳон адл мебояд, дигар ҳеҷ.

Калимаи дуюм дар васияти раият ба некӯкорӣ ва фармонбардорӣ.

### ШеъР

Тухми зулми шоҳ нофармонии мардум бувад,
Ҷав чу корӣ, ҳосили он кишта кай гандум бувад?

Калимаи сеюм дар муҳофизати сиҳҳати абдон[31], ки то гурусна нашаванд, даст ба таом наёваранд ва чун бихӯранд, пеш аз он ки сер шаванд, даст аз таом бидоранд.

### Рубоӣ

Он беҳ, ки зи асбоби мараз[32] парҳезӣ,
В-аз нанги табибони дағал бигрезӣ.
Ногашта тиҳӣ меъда, ба хон наншинӣ,
З-он пеш, ки меъда пур кунӣ, бархезӣ.

Калимаи чаҳорум дар насиҳати занон, ки чашм аз рӯи бегонагон дур доранд ва рӯй аз чашми номаҳрамон мастур[33].

### Қитъа

Зан он бувад, ки ба ҳар кас, ки нест маҳрами ӯ,
Агарчӣ мардуми чашм аст, рӯй нанмояд.
Ба рӯи ҳар кӣ на ҷуфти вай аст, агарчӣ ба ҳусн
Бувад чу моҳи фалак тоқ, чашм накшояд.

### Ҳикоят

Чаҳор калима аст, ки чаҳор подшоҳ пардохтаанд, ки гӯё як тир аст, ки аз чаҳор камон андохта.

Кисро гуфтааст: «Ҳаргиз пушаймон нашудам аз он чӣ нагуфтаам ва басо гуфта, ки аз пушаймонии он дар хоку хун хуфтаам».

**Қитъа**

Хомӯш нишин, ки ҷамъ нишастан ба хомӯшӣ
Беҳтар зи гуфтане, ки парешонӣ оварад!
Аз сирри сарбамӯҳр пушаймон нашуд касе,
Бас фош гашта сир, ки пушаймонӣ оварад.

Қайсар фармудааст: «Қудрати ман бар ногуфта беш аз он аст, ки бар гуфта, яъне он чӣ нагуфтаам, битавонам гуфт ва он чӣ гуфтаам, натавонам нуҳуфт».

**Қитъа**

Ҳар чӣ ифшои он бувад душвор,
Ба ҳарифон магӯ ба осонӣ,
К-он чӣ дорӣ нуҳуфта, битвон гуфт,
В-он чӣ гуфтӣ, нуҳуфт натвонӣ!

Хоқони Чин дар ин маънӣ сухан чунон рондааст, ки бисёр бошад, ки парешонии гуфтан сахттар бошад аз пушаймонии нуҳуфтан.

**Қитъа**

Ҳар сирри сарбамӯҳр, ки дар хотир афтадат,
Суръат макун ба лавҳи баёнаш нигоштан.
Тарсам, шавад ғаромати [34] изҳори он туро
Мушкилтар аз надомати пӯшида доштан.

Малики Ҳинд бад-ин нукта забон кушодааст, ки ҳар ҳарф, ки аз забон ҷастааст, дасти тасарруфи маро аз худ бастааст ва ҳар чӣ нагуфтаам, молики[35] ӯям, агар хоҳам, бигӯям ва агар хоҳам нагӯям.

**Қитъа**

Бихрадеро [36] зи рози фошу ниҳон
Масале нек бар забон рафта,
К-ин чу тирест монда дар қабза,
В-он чу тирест аз камон ҷаста.

**Ҳикоят**

Малики Ҳинд ба халифаи Бағдод тӯҳфаҳо фиристод ва ҳамроҳ табибе файласуф, ба маҳорат дар тиббу ҳикмат мавсуф[37]. Пеши халифа ба пой хост, ки се чиз овардаам, ки ҷуз мулукро набояд ва ҷуз салотинро нашояд. Фармуд, ки он кадом аст. Гуфт: «Аввал, хизобе [38], ки мӯи сафедро сиёҳ гардонад ба ваҷҳе, ки ҳаргиз мутағайир нашавад ва сафед нагардад. Дуюм, маъҷуне [39], ки ҳарчанд таом хӯрад, меъда гарон нагардад ва мизоҷ аз эътидол наяфтад. Сеюм, таркибе, ки ӯ пуштро қавӣ гардонад ва аз он на заъфи басар хезад ва на нуқсони қувват».

Халифа лаҳзае тааммул карду гуфт: «Ман туро аз ин донотар гумон доштам ва зиpактар мепиндоштам. Аммо он хизоб, ки гуфтӣ, сармояи ғурур ва пирояи кизбу[40] зӯр аст, сиёҳии мӯй зулф ва сафедии он нур аст. Зиҳӣ, нодон касе, ки дар он кӯшад, ки нурро ба зулмат бипӯшад.

**Қ и т ъ а**

Аблаҳе, к-ӯ мекунад мӯйи сафеди худ сиёҳ,
Аз пайи пирӣ ҷавониро ҳамедорад умед.
Пеши доноён, ки дар банди шикори давлатанд,
Кай бувад зоғи сияҳро равнақи бози сафед?

Ва аммо он маъҷун, ки зикр кардӣ, ман аз он қабил нестам, ки таоми бисёр хӯрам ва ба он лаззат гирам. Чӣ аз он нохуштар, ки ҳар лаҳза ба ҷое бояд рафт, ки дар ӯ нодиданиро бояд дид ва ношуниданиро бояд шунид ва нобӯйиданиро бояд бӯйид. Ҳукамо гуфтаанд: «Гуруснагӣ беморист дар мизоҷ ва таому шароб онро моддаи илоҷ». Нодон касе, ки худро ба ихтиёр бемор созад, то ба изтирор[41] тимор кунад [42].

**Қ и т ъ а**

Мекунад касби иштиҳо хоҷа,
То ба он рахна дар мизоҷ кунад
В-он гаҳ он рахнаро зи пухтаву хом
Ҳар чӣ ёбад, ба он илоҷ кунад.

Ва аммо он таркиб, ки фармудӣ мубошират бо занон шӯъбаест аз ҷунун. Аз қоидаи хирад дур аст, ки халифае рӯйи замин пеши духтараке ба ду зону дарояд ва чоплуссӣ намояд.

**Қ и т ъ а**

Ай зада лофи хирад чанд ба шаҳватгирӣ
Гесӯйи шоҳиду занҷири ҷунунҷунбонӣ.
Чӣ ҷунун бошад аз ин беш, ки пеши занаке
Биншинӣ ба сари зонуву кун ҷунбонӣ.

**Ҳ и к о ят**

Дар маҷлиси Кисро[43] се тан аз ҳукамо ҷамъ омаданд: файласуфи рум, ҳакими ҳинд ва Бузургмеҳр [44]. Сухан ба он ҷо расид, ки сахттарини чизҳо чист? Румӣ гуфт: «Пирию сустӣ ва нодорию тангдастӣ». Ҳиндӣ гуфт: «Тани бемор бо андӯҳи бисёр». Бузургмеҳр гуфт: «Наздикии аҷал бо дурӣ аз ҳусни амал».

Ҳама ба қавли Бузургмеҳр бозомаданд.

**Қ и т ъ а**

Пеши Кисро зи хирадманд ҳакимон мерафт
Сухан аз сахттарин мавҷ дар ин луҷҷаи [45] ғам.

Он яке гуфт, ки беморию андӯҳи дароз,
В-он дигар гуфт, ки нодорию пирист ба ҳам.
Саввумин гуфт, ки қурби [46] аҷалу сӯйи [47] амал,
Оқибат рафт ба тарҷеҳи [48] савум ҳукми ҳикам.

**Ҳикмат**

Ҳакимеро пурсиданд, ки одамизод кай ба хӯрдан шитобад? Гуфт: «Тавонгар ҳар гоҳ гурусна шавад ва дарвеш ҳар гоҳ, ки биёбад».

**Қитъа**

Бихӯр чандон, ки нанҳад хонаи тан
Зи бешию камӣ рӯ дар харобӣ.
Агар дорандайӣ, ҳар гоҳ хоҳӣ,
В-агар нодор, ҳар гоҳе, ки ёбӣ.

**Ҳикмат**

Ҳакиме бо писари худ гуфт: «Бояд, ки бомдод аз хона берун наёйӣ, то нахуст ба таоме лаб накушойӣ, зеро ки серӣ тухми ҳилму бурдборист ва гуруснагӣ мояйи хушкмағзию сабуксорӣ.

**Қитъа**

Хӯи худро зи рӯза тира макун,
К-аз ҳама ҳилму бурдборӣ беҳ.
Чун шавад рӯза мояйи озор,
Рузахорӣ зи рӯзадорӣ беҳ.

Чун гурусна бошӣ, ҳар ош ё нон, ки бинӣ, аз табиати ту шаҳвати он хезад ва ба ошноён, ки нишинӣ, томеаи [48] ту дар эшон овезад.

**Қитъа**

Ҳар чӣ ёбӣ ба хона аз тару хушк,
Беҳ, к-аз он то ҳади шабаъ[50] бихурӣ,
То таоми касон ҳавас накунӣ,
В-аз атои хасон тамаъ бибурӣ».

**Ҳикмат**

Чун мизбон бар канори хон нишинад ва худро дар миён бинад, тӯъма аз ҷигари худ хӯрӣ беҳ, ки аз нони ӯ ва шарбат аз хуни ҷигар ошомӣ беҳ, ки аз хони ӯ.

**Қитъа**

Ҳар кӣ гӯяд хону нонии ман, бикаш
Пойи хеш аз хону даст аз нони ӯ.

Таррае, к-аз бӯстони худ хӯрӣ,
Хуштар аст аз барраи бирёни ӯ.

### Ҳикмат

Панҷ чиз аст, ки ба ҳар кас, ки доданд, зимоми зиндагонии хуш дар дасти ӯ ниҳоданд: аввал сиҳати бадан, дуюм аминӣ, сеюм вусъати ризқ, чаҳорум рафиқи шафиқ, панҷум фароғат. Ҳар киро аз ин маҳрум карданд, дари зиндагонии хуш бар рӯйи вай бар-оварданд.

### Қитъа

Ба панҷ мерасад асбоби зиндагонии хуш
Ба иттифоқи ҳакимони шӯҳра дар офоқ:
Фароғу эминию сиҳҳату кифофи маош,
Рафиқи хубсияр-ҳамдами накӯахлоқ.

### Ҳикмат

Ҳар неъмат, ки бар марг завол пазирад, онро хирадманд дар ҳисоби неъмат нагирад. Умр агарчӣ дароз бувад, чун марг рӯй намуд, аз он дарозӣ чӣ суд. Нӯҳ[51], алайҳиссалом [52], ҳазор сол дар ҷаҳон ба сар бурдааст. Имрӯз панҷ ҳазор сол аст, ки мурдааст. Қадр неъматеро бувад, ки ҷовидона бошад ва аз офати завол бар карона.

### Қитъа

Ба назди марди доно наъмат он аст,
К-аз ӯ ҷонат бувад ҷовид масрур.
На симу зар, ки чун гӯрат шавад ҷой,
Бимонад ҳамчу сангат бар сари гӯр.

### Ҳикмат

Бузургмеҳрро пурсиданд, ки кадом подшоҳ покизатар?

Гуфт: «Он, ки покизагон аз вай эмин бошанд ва гуноҳгорон аз вай битарсанд».

### Байт

Шоҳ он бошад, ки равшанхотиру бихрад бувад,
Некувонро ҳол аз ӯ некӯ, бадонро бад бувад.

### Ҳикоят

Ҳаҷҷоҷро гуфтанд: «Аз худой битарс ва бо мусулмонон зулм макун».

Ба минбар баромад (вай бағоят фасеҳ буд) ва гуфт:

— Худои таоло маро бар шумо мусаллат[53] кардааст. Агар ман бимирам, шумо баъд аз ман аз зулм нахоҳед раст ба ин феъл, ки шуморост.

Худои таолоро ҷуз ман бандагон бисёранд, агар ман бимирам, яке батар аз ман биёяд.

**Қитъа**

Хоҳӣ, ки шоҳ адл кунад, адлпеша бош
Дар кори худ, ки маъракаи гирудори туст,
Шоҳ ойина аст, ҳар чӣ ҳаме бинӣ андар ӯ,
Партав фиганда қоидаи корубори туст.

**Ҳикоят**

Подшоҳе аз ҳакиме талаби насиҳат кард. Ҳаким гуфт: «Аз ту масъалае бипурсам, бе нифоқ ҷавоб гӯй: зарро дӯсттар медорӣ ё хасмро?» Гуфт: «Зарро». Гуфт: «Чун аст, ки онро дӯсттар медорӣ, яъне зарро ин ҷо мегузорӣ ва он чӣ дӯст намедорӣ, яъне хасмро бо худ мебарӣ?». Подшоҳ бигиристу гуфт: «Некӯ панде додӣ, ки ҳама пандҳо дар ин дарҷ аст».

**Қитъа**

Ҳазор гуна хусумат кунӣ ба халқи ҷаҳон,
Зи бас ки дар ҳаваси симу орзуи зарӣ.
Туроcт дӯст зару сим, хасм соҳиби он,
Ки гирӣ аз кафаш онро ба зулму ҳилагарӣ.
На муқтазои[54] хирад бошаду натиҷаи ақл,
Ки дӯстро бигузорию хасмро бибарӣ.

**Ҳикоят**

Искандар яке аз кордоронро аз амале шариф азл кард [55] ва амале хасис ба вай дод. Рӯзе он мард ба Искандар даромад. Гуфт: «Чӣ гуна мебинӣ амали хешро?» Гуфт: «Зиндагонии подшоҳ дароз бод, на мард ба амал бузургу шариф гардад, балки амал ба мард бузургу шариф шавад. Дар ҳар амале, ки ҳаст, некӯсиратӣ мебояд ва инсофу дод». Искандарро хуш омад, амали вайро ба вай боз дод.

**Қитъа**

Боядат мансаби баланд, бикӯш,
То ба фазлу ҳунар кунӣ пайванд.
На ба мансаб бувад баландии мард,
Балки мансаб шавад ба мард баланд.

**Ҳикмат**

Се кор аз се гурӯҳ зишт ояд: тундӣ аз подшоҳон ва ҳирс бар мол аз доноён ва бухл аз тавонгарон.

**Қитъа**

Ин се кор аст, к-иш нигорад зишт
Аз се кас хомаи нигоранда:

Тундхӯйийи подшоҳи қавӣ,
Ҳирси донову бухли доранда.

### Ҳ и к м а т

Ҳакимон гуфтаанд, ки ҳамчунон ки ба адл ҷаҳон ободон гардад, ба ҷавр вайрон шавад. Адл аз ноҳияти хеш ба ҳазор фарсанг рӯшноӣ бахшад ва ҷавр аз ҷойи худ ба ҳазор фарсанг торикӣ диҳад.

### Қ и т ъ а

Ба адл кӯш, ки чун субҳи он тулӯъ кунад,
Фурӯғи ӯ биравад то ҳазор фарсангӣ.
Заломи зулм чу зоҳир шавад, бароя бар
Ҷаҳон зи тирагию талхайшию тангӣ.

### Ҳ и к о я т

Дарвеше қавиҳиммат бо подшоҳе соҳибшавкат тариқаи ихтилот [56] ва собиқаи инбисот [57] дошт. Рӯзе аз вай нисбат ба худ гаронӣ тафарруҷ [58] кард. Ҳарчанд таҷассус [69] намуд, ҷуз касрати [60] тараддуд [61] ва бисёрии омадшуд онро сабабе наёфт. Доман аз ихтилоти ӯ дарчид ва бисоти инбисот аз ӯ дарнавардид. Рӯзе он подшоҳро бо вай дар мамаре иттифоқи мулоқот афтод. Забон ба мулоқот бикушод, ки «Ай дарвеш, мӯҷиб чист, ки аз мо бибуридӣ ва қадам аз омадшуди мо даркашидӣ?» Гуфт: «Мӯҷиб он, ки донистам, ки аз сабаби ноомадан суол беҳ, ки аз ҷиҳати омадан изҳори малол».

### Қ и т ъ а

Ба дарвеш гуфт он тавонгар: «Чаро
Ба пешам пас аз дерҳо н-омадӣ?»
Бигуфто: «Чаро н-омадӣ?» пеши ман
Басе хуштар аст аз «Чаро омадӣ?».

*Равзаи савум*

## ДАР БАЁНИ ШУКУФТАНИ ШУКУФАҲОИ БОҒИСТОНИ ҲУКУМАТ ВА ИЁЛАТ[1], КИ МУТАЗАММИИИ МЕВАҲОИ НАСАФАТ[2] ВА АДОЛАТ АСТ

### Ф о и д а

Ҳукумат дар вуҷуди салотин зуҳури насафат ва адолат аст, на зуҳур ба сифати азамату ҷалолат.

Нушервон [4] бо он, ки аз дин бегона буд, дар адлу ростӣ ягона. Лоҷарам, сарвари коинот[5], алайҳи афзал-ус-салавот[6], тафохуркунон [7] мегуфт: «Вулидту фӣ замани-с-султони-л-одил» [8].

### М а с н а в ӣ

Паямбар, ки дар аҳди Нӯшервон
Ба рух гашт чашму чароғи ҷаҳон,
Ҳаме гуфт: «Аэ зулм аз он содаам,
Ки дар аҳди Нӯшервон зодаам».
Чӣ хуш гуфт он носеҳи некхоҳ
Ба гӯши дили он ситамкора шоҳ,
Ки аз зулмати зулм андеша кун,
Пайи озмун адлро пеша кун!
Агар адлат аз зулм н-ояд фареҳ[9],
Дигарбора по дар раҳи зулм неҳ!

Дар таворих чунон мастур аст, ки панҷ ҳазор сол салтанати олам тааллуқ ба габрону муғон [10] дошт ва ин давлат дар хонадони эшон буд, зеро бо раоё адл мекарданд ва зулм раво намедоштанд.

Дар хабар аст, ки Худои таоло ба Довуд [11], алайҳи-с-салом, ваҳй [12] кард, ки қавми хешро бигӯй, ки подшоҳони Аҷамро[13] бад нагӯянду дашном надиҳанд, ки эшон ҷаҳонро ба адл ободон карданд, то бандагони ман дар вай зиндагонӣ кунанд.

### Қ и т ъ а

Адлу инсоф дон, на куфру на дин,
Он чӣ дар ҳифзи мулк даркор аст.
Адли бедин низоми оламро
Беҳтар аз зулми шоҳи диндор аст!

### Ҳ и к м ат

Қарини подшоҳ ҳакими фикратпеша бояд, на надими ҳазландеша, зеро ки аз он ба дараҷоти камол барояд ва аз ин ба даракоти[14] нуқсон гирояд.

### Қ и т ъ а

Ҳар нукта, к-ояд аз лаби донанда, гавҳарест,
Хуш он кӣ сохт ганҷи гуҳар дурҷи синаро,
Донодил аз ҷавоҳири ҳикмат хазинаест,
Аз хештан мадор ҷудо ин хазинаро.

Бомдоде мӯбади мӯбадон [15] бо Қубод [16] ҳамъинон мерафт, Маркаби вай ба дафъи фузалот [17] қавоими [18] худро аз дум то сум биёлуд. Ташвири [19] тамом ба вай роҳ ёфт. Дар он асно Қубод вайро аз одоби ҳамрикобии мулук ва ҳамъинонии салотин суол кард.

Гуфт:

— Яке он аст, ки дар шабе, ки бомдоди он бо подшоҳ саворӣ хоҳад кард, маркаби худро чандон алаф надиҳад, ки бомдодон мӯҷиби ташвири рокиб [20] гардад.

Қубод истеҳсони вай карду гуфт:

— Бад-ин ҳусни қиёсат [22] ва сидқи фиросат, ки расидаӣ, ба он чӣ расидаӣ.

**Қ и т ъ а**

Нохирадманд, ки бар қоидаи табъ равад,
Ҳама одоби вай афтад зи раҳи сидқу савоб.
Лек бихрад, ки ба дастури хирад кор кунад,
Шавад аз ҳусни қиёсат адабомӯзи давоб [23].

**Ҳ и к м а т**

Муқаррабони салотин чун гурӯҳеанд, ки ба кӯҳи баланд боло мераванд, аммо оқибат ба залозили [24] қаҳр ва навозили[25] даҳр аз он кӯҳ ба зер хоҳанд афтод. Шак нест, ки афтодани баландтари он сахттар хоҳад буд, ба зер омадани фурӯтар- саҳлтар.

**М а с н а в ӣ**

Бувад айвони қурби шоҳ воло,
Ба ин айвон марав бисёр боло,
Ки тарсам, чун аз он айвон дарафтӣ,
Зи ҳар афтодае маҳкамтар афтӣ.

**Ҳ и к м а т**

Мебояд, ки подшоҳонро мунҳиёни[26] росткирдоре бар кор бошанд, ки аҳволи раоё ва гумоштагон барояшонро бар вай расонанд, Гӯянд, Ардашер [27] подшоҳе огоҳ буд ва чун надимон бомдод биёмадандӣ, бигуфтӣ, ки фалон кас чӣ хӯрдааст ва бо фалон зан ё каниз чӣ сӯҳбат доштааст ва ҳар чӣ карда будӣ, бигуфтӣ, то мардумон гумон бурдандӣ, ки

магар аз осмон ба вай фариштае ояд ва огоҳӣ диҳад ва Маҳмуди Сабуктагин [28] низ ин қабил будааст.

**Қитъа**

Чу шоҳро набувад огаҳӣ зи ҳоли сипоҳ,
Куҷо сипоҳ зи қаҳри вай эҳтироз кунанд?

Ба қасди зулм ҳазорон баҳона пеш оранд,
Ба чанги фисқ ҳазорон тарона соз кунанд.

**Ҳикоят**

Аристотолис[29] гӯяд: «Беҳтарини подшоҳон он аст, ба каргас монад, гирдогирди ӯ мурдор, на он, ки ба мурдор монад, гирдогирди ӯ каргас, яъне мебояд, ки вай аз ҳоли ҳаволии худ огоҳ бошаду ҳаволии [30] вай ғофил, на вай аз ҳоли ҳаволии худ ғофил бошаду ҳаволии вай аз ҳоли вай огоҳ».

**Қитъа**

Подшоҳ бояд, ки бошад ҳамчун каргас бохабар,
З-он чӣ афтодаст гирдогирди ӯ мурдорҳо,
Не чу мурдоре, ки гирдаш саф кашида каргасон,
Тез карда баҳри нафъи худ бар ӯ минқорҳо.

**Ҳикоят**

Нӯшервон рӯзи Наврӯз ё Меҳрҷон [31] маҷлисе медошт. Дид, яке аз ҳозирон, ки бо вай нисбати хешӣ дошт, ҷоми заррин дар бағал ниҳод. Тағофул кард[32] ва ҳеҷ нагуфт. Чун маҷлис баршикаст, шаробдор гуфт:

— Ҳеҷ кас берун наравад, то таҷассус[33] кунем, ки як ҷоми заррин дармебояд. Нӯшервон гуфт:

— Бигзор, он кас, ки гирифт, боз нахоҳад дод ва он кас, ки гирифт боздид, наммомӣ[34] нахоҳад кард.

Баъд аз чанд рӯз он шахс даромад: ҷомаҳои нав пӯшида ва мӯзаи нав дар по карда. Нӯшервон ишорат ба ҷомаҳои вай кард, ки инҳо аз он аст? Вай доман аз мӯза бардошт, ки ин низ аз он аст.

Нӯшервон бихандид ва донист, ки онро ба зарурати эҳтиёҷ карда буд. Пас, фармуд, то ҳазор мисқол зар ба вай диҳанд.

**Қитъа**

Аз гуноҳи ту чу огоҳ шавад шоҳи карим,
Мӯътариф [35] бош ба он в-аз карамаш узр бихоҳ.
Макун инкори гунаҳ, з-он ки гуноҳи дигар аст,
Балки бисёре аз он ҳам батар инкори гуноҳ.

**Ҳикоят**

Маъмун[36] ғуломе дошт, ки тартиби оби таҳорат ба ӯҳдаи вай буд. Дар ҳар чанд рӯз офтоба ё сатиле гум мешуд. Як рӯз Маъмун бо вай гуфт:

— Кош, он офтобаву сатил, ки аз мо мебарӣ, ҳам ба мо фурӯшӣ.

Гуфт:

— Ҳамчунон кунам. Ин сатили ҳозирро бихар.

Фармуд, ки ба чанд мефурӯшӣ?

Гуфт:

— Ба ду динор.

Фармуд, то ба вай ду динор доданд. Пас гуфг;

— Ин сатид аз ту дар амон шуд?

Гуфт:

— Оре!

**Қитъа**

Сим[37] бар зархарида[38] танг магир,
То бад-он нафси ӯ биёромад.
Тан ба итлофи[39] мол аз ӯ дардеҳ.
То ба итлофи ҷон наянҷомад.

**Ҳикоят**

Миёни Муовияву[40] Уқайл ибни Абутолиб[41] дӯстии тамом буду мусоҳабати бардавом. Рӯзе дар роҳи муҳаббаташон хоре афтод ва бар чеҳраи муваддаташон[42] ғуборе нишаст. Уқайл аз Муовия бибурид ва аз омадшуди маҷлиси ӯ пой даркашид. Муовия узрхоҳон ба вай навишт, ки Ай матлаби аълои бани Абдулмуталлиб [43] ва Ай мақсади ақсои оли Қусо[44] ва Ай оҳуи нофакушои Абдманоф[45] ва Ай манбаи макорими [46] бани Ҳошим[47], оят ба нубувват дар шумост ва иззи рисолат дар хонадони шумо! Куҷо шуд он ҳама бузургворию ҳилму бародарӣ? Боз ой, ки аз рафта пушаймонаму аз гузашта парешон.

**Рубоӣ**

То кай ҳадафи новаки кин хоҳам буд,
В-аз дурии ту бедилу дин хоҳам буд?
Бар рӯи замин пеши туам рӯ ба замин,
Дар зери замин низ чунин хоҳам буд.

Уқайл ба ӯ навишт, ки... чун карим аз дӯсте биранҷад, бояд ки кунҷи муфорақат[48] гираду ба кӯйи муҳоҷарат гирояд, на он ки ба бадӣ миён бандаду ба бадгӯйӣ забон кушояд.

**Маснавӣ**

Чун шавад бо ту ёр ҷангандеш,
Ҷуз ҷудойӣ магир бо ӯ беш.
Ҷид макун дар хусумати бисёр,
Андаке рӯйи оштӣ бигзор.

Боз Муовия иътизори[49] муовадат[50] ва илтимоси сулҳ кард ва сад ҳазор дирам бадали сулҳ фиристод ва бунёди аҳд ниҳод.

**Қ и т ъ а**

Узрхоҳӣ бикуну афвталаб шав, чу фитад,
Рахна дар қоидаи ёрии ёрони қадим.
В- ар наёяд ба ҳам он рахна ба гуфтори забон,
Дар иморатгарияш кӯш ба хишти зару сим.

**Ҳ и к о я т**

Ҳаҷҷоҷ[51] дар шикоргоҳе аз лашкариён ҷудо афтоду ба тале баромад, дид, ки аъробие[52] нишаста, аз хирқаи худ ҷунбандагон мечинад ва шутурон гирди ӯ мечаранд. Чун шутурон Ҳаҷҷоҷро бидиданд, бирамиданд. Аъробӣ сар боло кард хашмноку гуфт:

— Кист, ки аз ин биёбон ба ҷомаҳои дурахшон баромад, ки лаънати Худой бар вай бод!

Ҳаҷҷоҷ ҳеҷ нагуфт ва пеш омад, ки:

— Ассалому алайка, ё аъробӣ. : Гуфт:

— Ло алайкассалом ва ло раҳматуллоҳ ва ло баракотуҳ[53].

Аз вай об талабид. Гуфт :

— Фурӯд ой ва ба зиллату хорӣ об бихӯр, ки валлоҳ [54], ман рафиқу навкари касе нестам.

Ҳаҷҷоҷ фурӯд омаду об бихӯрд ва пас гуфт:

— Ай аъробӣ, беҳтарини мардумон кист?

Гуфт :

— Расули Худой, салла-л-лоҳу алайҳи ва саллам, бар рағми [55] ту!

Боз гуфт:

— Чӣ мегӯйӣ дар ҳаққи Алӣ ибни Абутолиб? [56]

Гуфт :

— Аз караму бузургворӣ номи вай дар даҳан намегунҷад.

Пас гуфт:

— Чӣ мегӯйӣ дар ҳаққи Абдулмалик ибни Марвон?[57]

Ҳеҷ нагуфт.

Гуфт:

— Ҷавоби ман бигӯй, Ай аъробӣ.

Гуфт:

— Бад мардест.

Пурсид, ки:

— Чаро?

— Хатое аз вай дар вуҷуд омадааст, ки аз машриқ то мағриб аз он пур баромада.

Пурсид, ки:

— Он кадом аст?

Гуфт:

— Он, ки фосиқи фоҷир[58] Ҳаҷҷоҷро бар мусулмонон гумоштааст.

Ҳаҷҷоҷ ҳеҷ нагуфт.

Ногоҳ мурғе бипариду овоз кард. Аъроби рӯй ба Ҳаҷҷоҷ карду гуфт:

— Ту чӣ касӣ, Ай мард?

Гуфт:

— Ин чӣ савол аст, ки мекунӣ?

Гуфт:

— Ин мурғ маро хабар дод, ки лашкаре мерасад, ки сардори эшон туйӣ.

Дар ин сухан буд, ки лашкариёни вай расиданду бар вай салом гуфтанд. Аъробӣ чун онро бидид, ранги ӯ мутағаййир гашт. Ҳаҷҷоҷ фармуд, то вайро ҳамроҳ бибаранд. Чун рӯзи дигар бомдод карду моида [59] биниҳод ва мардумон ҷамъ омаданд, аъробиро овоз доданд. Чун даромад, гуфт:

— Ассалому алайка, аюҳа-л-амир ва раҳматуллоҳи баракотуҳ.

Ҳаҷҷоҷ гуфт:

— Ман чунон намегӯям, ки ту гуфтӣ: Ва алайка-с-салом!

Пас гуфт:

— Таом мехӯрӣ?

Гуфт:

— Таоми туст, агар иҷозат диҳӣ, мехӯрам.

Гуфт:

— Иҷозат додам.

Аъробӣ пеш нишаст ва даст дароз карду гуфт:

— Бисмиллоҳ, иншоаллоҳ [60], ки он чӣ баъд аз таом ояд, хайр бошад.

Ҳаҷҷоҷ бихандиду гуфт:

— Ҳеҷ медонед, ки дирӯз аз ин бар ман чӣ гузашта?

Аъробӣ гуфт:

— Аслаҳуллоҳу-л-амир [61], сирре, ки дирӯз миёни ману ту гузаштааст, имрӯз дар ифшои он макӯш.

Баъд аз он Ҳаҷҷоҷ гуфт:

— Ай аъробӣ, яке аз ду кор ихтиёр кун: ё пеши ман бош, ки туро аз хосон гардонам ё туро пеши Абдулмалики Марвон фиристам ва он чӣ ӯро гуфгайӣ, ахбор кунам, то ҳар чӣ хоҳад, он кунад.

Аъробӣ гуфт:

— Сурати дигар ҳам метавонад буд.

Пурсид, ки:

— Он кадом аст?

Гуфт:

— Он, ки маро бигузорӣ, ки саломат ба билоди худ бозравам ва дигар на ту маро бинӣ ва на ман туро.

Ҳаҷҷоҷ бихандид, фармуд, то вайро даҳҳазор дирам доданду ба диёраш фиристоданд.

### **Қитъа**

Мард бояд, ки ба лутфи сухану ҳусни хитоб
Табъи арбоби ситамро зи ситам боз орад.

Ҳар лаиме, ки зи эҳсону карам рам кардаст,
Ба фусуни сухан ӯро ба карам боз орад.

**Ҳ и к о я т**

Яздичурд[62] писари худ Баҳромро[63] дар мавзеъе дид аз ҳарами худ, ки муносиб набуд вайро. Фармуд, ки берун раву ҳоҷиброро[64] сӣ тозиёна бизану аз дари пардасаро[65] дур кун ва касе дигарро ном бурд, ки вайро ба ҷойи ӯ бинишон.

Баҳром ба мӯҷиби фармудаи падар амал кард. Аммо ҳанӯз сездаҳсола беш набуд, надонист, ки сабаби ғазаби вай бар ҳоҷиб чӣ буд. Баъд аз он рӯзе ба дари пардасаро омаду хост, ки дарояд. Ҳоҷиби дувум даст бар синаи вай заду нагузошт, ки дарояд ва гуфт:

— Агар баъд аз ин туро дар ин мавзеъ бинам, сӣ тозиёнаат бизанам аз ҷиҳати хиёнате, ки бо ҳоҷиби пешин кардӣ ва сии дигар аз барои хиёнате, ки мехоҳӣ, бо ман кунӣ.

Ин хабар ба Яздичурд расид, ҳоҷиби дуюмро бихонду таҳсин кард ва эҳсон фармуду хилъат пӯшонид.

**Қ и т ъ а**

Ҳифзи шаҳ бояд чунон к-аз остони ӯ убур
Дар замири бандаву озод натвонад гузашт.
Дар ҳарими ҳурмати иззаш, ки ситри[66] давлат аст,
Боз натвонад париду бод натвонад гузашт.

**Ҳ и к о я т**

Вазири Ҳурмузи писари Шопур[67], ба вай нома навишт, ки бозаргонони дарё бори ҷавоҳир бисёр овардаанд ва онро ба сад ҳазор динор барои подшоҳ харидаем. Шунидаам, ки подшоҳ онро намехоҳад. Агар рост аст, фулон бозаргон ба сад ҳазор динор суд мехарад» .

Ҳурмуз дар ҷавоб навишт, ки ҳазор динору сад ҳазор динор чандон пеши мо қадре надорад. Ва чун мо бозаргонӣ кунем, подшоҳӣ кӣ кунад ва бозаргонон чӣ кунанд?

**Қ и т ъ а**

На тарви мансаби шоҳов бувад, ки байъу шаро[68]
Ба қасди касби маоши худ ихтиёр кунанд.
Чу шоҳ пеша кунад кори тоҷирони ҷаҳон,
Ту худ бигӯ, ки дигар тоҷирон чӣ кор кунанд?!

Амир-ал-мӯъминин Умар [69], разия-л-лоҳу анҳу, дар вақти хилофати худ дар Мадина деворе гил мекард. Яҳудие пеши вай тазаллум кард[70], ки ҳокими Басра матое аз ман ба сад ҳазор дирам харидаасту дар адои самани[71]он тааллул мекунад[72]. Фармуд, ки коғазпорае дорӣ? Гуфт: Не.

Сафоле бардошту бар он ҷо навишит, ки шикояткунандагон аз ту беҳисобанду шукргузорандагон—ноёб. Аз мӯҷиботи шикоят бипарҳез ё аз маснади ҳукумат бархез. Ва дар охир навишт, ки «катабаҳу[73] Умар бин ал-Хаттоб». На бар он мӯҳр заду на туғрое кард [74]. Аммо чандон савлати адолату ҳайбати сиёсати вай дар хотирҳо нишаста буд, ки чун яҳудӣ он сафолро ба ҳокими Басра дод, вай савор буд, аз асп фурӯд омаду замин бибӯсид, ваҷҳи [75] яҳудиро тамом адо кард ва вай савор истода буд.

**Қитъа**

Чу набвад шоҳро иззу сиёсат,
Кашад аз дасти густохон залилӣ[73].
Чу резад шерро дандону нохун,
Хӯрад аз рӯбаҳони ланг силӣ.[74]

**Ҳикоят**

Ҷавонеро ба duздӣ гирифтанд. Халифа ҳукм кард, ки дасташ бибуранд, то аз моли мусулмонон кӯтоҳ шавад. Ҷавон бинолиду гуфт:

— Ай халифа!

**Байт**

Маро ба дасти чапу рост чув Худо орост,
Раво мадор, ки монад чапам ҷудо аз рост.

Халифа фармуд, ки дасташ бибуред, ки ин ҳаддест ҳудуди Худои таоло, мусоҳала [78] дар он аз мусулмонӣ нест. Модараш ҳамроҳ буд. Бархост, ки Ай халифа, ин фарзанди ман аст. Ба дастёрии вай рӯз ба шаб меоваpаму аз дастранҷи ӯ рӯзӣ мехӯрам.

**Қитъа**

Фарзанд бувад чу ҷон, бибахшой
Бар ҷони мани ситамрасида!
Серриштаи рӯзиям кафи ӯст,
Мапсанд, ки он шавад бурида!

Халифа гуфт: .

— Дасташ бибуред, ки ман ин гуноҳ аз вай дарнамегузаронаму гуноҳгории тарки ин ҳад бар худ раво намедорам!

Модараш гуфт:

— Ай халифа, инро ҳам дигаре аз он гуноҳон шумору аз он маосӣ[79] ангор[80], ки ҳамвора аз он истиғфор [81] мекунӣ ва омурзиш мехоҳӣ.

Халифаро ин сухан хуш омад. Гуфт:

—— Бигузоредаш!

**Қитъа**

Ай хуш он доно, ки пеши шоқ дам
Гоҳи қаҳр аз нуктаи хуш мезанад.

Нуктае чун об меорад латиф,
Шоҳро обе бар оташ мезанад.

**Ҳ и к о я т**

Гуноҳгореро пеши халифа овsecurityарданд. Халифа ба уқубате», ки мустаҳиққи [82] он шуда буд, фармон дод.

Гуфт:

— Ай, амира-л-мӯъминин [83], интиқом бар гуноҳ адл асту таҷовуз аз он фазл. Ва пояйи ҳиммати амир-ал-мӯъминин аз он олитар аст, ки аз он чӣ баландтар аст, таҷовуз намояд ва ба он чӣ фурӯтар аст, фурӯд ояд.

Халифаро сухани у хуш омад. Гуноҳи вайро афв фармуд; қитъа:

Афв аз гуноҳ фазл бувад, интиқом — адл,
З-он то ба ин зи чархи барин то замин раҳ аст.
Кай фазлро гузораду орад ба адл рӯй
Доно, ки аз тафовути ин ҳар ду огаҳ аст?

**Ҳ и к о я т**

Кӯдаке аз бани Ҳошим бо яке аз арбоби макорим беадабӣ кард. Шикоят ба аммаш бурданд[84]. Хост, то вайро адаб кунад.

Гуфт:

— Ай ам, ман кардам, он чӣ кардам ва ақли ман бо ман набуд. Ту бикун, он чӣ мекунӣ ва ақли ту бо туст.

**Қ и т ъ а**

Гар сафеҳе[85] ба ҳукми нафсу ҳаво
На ба вафқи[86] хирад кунад коре.
Бар ту нафсу ҳаво чу ғолиб нест,
Ҷуз ба роҳи хирад марав боре.

**Ҳ и к о я т**

Занеро аз ҷамоате, ки бар Ҳаҷҷоҷ хурӯҷ карда буданд, пеши вай оварданд. Ҳаҷҷоҷ бо вай сухан мегуфту вай сар дар пеш андохта буду назар бар замин дӯхта: на ҷавоби вай медоду на назар ба вай мекард. Яке аз ҳозирон бо вай гуфт:

— Амир сухан мегӯяду ту аз вай эъроз мекунӣ.

Гуфт:

— Ман аз Худои таоло шарм медорам, ба марде назар кунам, ки Худои таоло ба вай назар намекунад!

**Қ и т ъ а**

Рӯи золим мабин, ки бар рӯят
Он зи дӯзах дарест бикшода.

Сӯйи ӯ то кушода шуд зи Худой
Назари раҳмате наяфтода.

**Ҳикоят**

Искандарро гуфтанд:

— Ба чӣ сабаб ёфтӣ, он чӣ ёфтӣ аз давлати салтанату вусъати мамлакат ба асғари син[87] ва ҳадосати [88] аҳд?

Гуфт:

— Ба истимолати[89] душманон, то аз ғоилаи[90] душманӣ зимом тофтанд ва аз таоҳуди[91] дӯстон, то дар қоидаи дӯстӣ истеҳком ёфтанд.

**Байт**

Бояда-т мулки Сикандар, чун вай аз ҳусни сияр[92]
Душманонро дӯст гардон, дӯстонро дӯсттар.

**Ҳикоят**

Рӯзе Искандар бо сарҳангони[93] хеш барнишаста буд. Яке аз эшон гуфт:

— Худованд субҳонаҳу туро мулки бузург додааст, занони бисёр кун, то фарзандони ту бисёр гарданд ва ёдгори ту андар ҷаҳон бимонад.

Ҷавоб дод, ки ёдгори мард на фарзанди ӯст, балки суннатҳои[94] хуб ва сиратҳои некӯст, некӯ набувад, ки он кас кӣ бар мардони ҷаҳон ғалаба кардааст, занон бар вай ғалаба кунанд.

**Қитъа**

Чу нест пеши падар ин қадар яқин, ки писар
Зи хели бехирадон аст ё хирадмандон.
Бас аст сирати некӯ ҳакимро фарзанд,
Бабуни зан чӣ шавад бар умеди фарзандон?

*Равзаи чаҳорум*

## ДАР ВАСФИ МЕВАБАХШИИ ДАРАХТОНИ БОҒИСТОНИ ҶӮДУ КАРАМ ВА ШУКУФАРЕЗИАШОН БА БАЗЛИ[1] ДИНОРУ ДИРАМ

**Ф о и д а**

Ҷуд—бахшидани чизест, боистӣ бе мулоҳазаи ғаразеву мутолабаи авазе, агарчӣ он ғараз ё аваз савоби ҷамил[2] ё савоби ҷазил[3] бошад.

**Қ и т ъ а**

Кист карим? — Он кӣ на баҳри ҷазост
Ҳар караме, к-ояд аз ӯ дар вуҷуд.
Ҳар чӣ бувад баҳри санову савоб,
Байъу шаро гир, на эҳсону ҷӯд.

**Қ и т ъ а**

Ҳар ки мақсудаш аз карам он аст,
Ки барорад ба олам овоза,
Бошад аз мисри[4] ҷуду шаҳри карам
Хонаи ӯ буруни дарвоза.

**Ҳ и к о я т**

Ҷаводеро[5] пурсиданд, ки аз чӣ ба мӯҳтоҷон медиҳию бар соилон[6] мерезӣ, ҳеҷ дар ботини худ раунате [7] ва дар фақирон миннате боз меёбӣ?

Гуфт:

— Ҳайҳот! Ҳукми ман дар кӯшишу бахшиш ҳукми он кафлез аст, ки дар дасти таббох[8] аст: агарчӣ тяббох медиҳад, бар кафлез мегузорад, аммо кафлез ба худ гумони диҳандагӣ намебарад.

**Қ и т ъ а**

Гарчӣ рӯзӣ аз кафи хоҷа-ст, рӯзидеҳ куҷост,
Бар сари рӯзихӯрон хуш нест, з-ӯ миннат ниҳӣ.
Нест ӯ ҷуз косаву кафлез деги ризқро,
Беҳ, ки бошад косаву кафлез аз миннат тиҳӣ.

**Ҳ и к о я т**

Сӯфие дигареро сифат карда ва сифате аз рӯйи шиносоию маърифат оварда, фармуда, ки фулон кас суфраор аст, на суфрадор ва худро шараки суфра медорад, на малики[9] суфра мешуморад. Бо соири [10] хӯрандагон яксон аст, балки дар назари худ туфайли эшон аст.

**Қ и т ъ а**

Чун ба меҳмонсарои хеш ниҳад
Хоҷа хон аз барои дарвешон.
Тифли роҳ аст, агар намедонад
Хештанро туфайлии эшон.

## Ҳикоят

Аъробие бар амиралмӯъминин Алӣ, карамаллоҳу таоло ваҷҳаҳу[11], даромаду хомӯш бинишаст. Зулли [12] фақру фоқа бар ҷабини ӯ зоҳир буд. Ҳазрати амир аз вай пурсид, ки чӣ ҳоҷат дорӣ? Шарм дошт, ки ба забон гӯяд. Бар замин навишт, ки ман марде фақирам. Вайро ду ҳулла ато дод ва ғайр аз он молики ҳеҷ чиз набуд. Аъробӣ якеро ридо сохт ва дигареро изор ва биистод ва чанд байт муносиби ҳол дар камоли фасоҳат бар бадеҳа иншо кард. Ҳазрати амирро бисёр хуш омад. Сӣ динори дигар аз ҳаққи амиралмӯъминин Ҳасану амиралмӯъминин Ҳусайн, разияллоҳу анҳумо[13] пеши вай буд, ато додаш. Аъробӣ онро гирифту гуфт:

— Ай амиралмӯъминин, маро тавонгартарини аҳли байти ман гардондӣ. Ва бирафт.

Ҳазрати амир гуфт:

— Шунидам аз ҳазрати рисолатпаноҳӣ[14], саллаллоҳу алайҳи ва саллам, ки фармуд: «Қайимату кулли имраин мо юҳсаҳу», яъне қимати ҳар кас ба қадри он чизест, ки вайро меорояд аз маҳосини афъолу бадоеъи ақвол».

### Шеър

Қимати мард на аз симу зар аст,
Қимати мард ба қадри ҳунар аст.
Ай басо банда, ки аз касби ҳунар
Қадраш аз хоҷа басе бештар аст.
В-Ай, басо хоҷа, ки аз беҳунарӣ
Дар раҳи бандаи худ пайсипар аст!

## Ҳикоят

Аз Абдуллоҳ ибни Ҷаъфар[15], разияллоҳу анҳу, овардаанд, ки рӯзе азимати сафар карда буд. Дар нахлистони қавме фурӯд омад, ки ғуломе сиёҳ нигоҳбони он буд. Дид, ки се қурси нон ба ҷиҳати қӯти вай оварданд. Саге он ҷо ҳозир шуд. Он ғулом як қурсро пеши вай андохт, бихӯрд. Ва пас дигареро бияндохт, онро ҳам бихӯрд. Пас дигареро бияндохт, онро ҳам бихӯрд. Абдудлоҳ, разияллоҳу анҳу, аз вай пурсид, ки:

— Қар рӯз қӯти ту чист?

Гуфт:

— Он чӣ дидӣ.

Фармуд:

— Чаро вайро бар нафси худ исор [16] накардӣ?

Гуфт;

— Вай дар ин замин ғариб аст, чунин гумон мебарам, ки аз масофати дур омадааст ва гурусна аст. Нахостам, ки вайро гурусна гузорам.

Пас гуфт:

— Имрӯз чӣ хоҳӣ хӯрд?

Гуфт:

— Рӯза хоҳам дошт.

Абдуллоҳ бо худ гуфт: «Ҳама халқ маро дар сахо маломат мекунанду ин ғулом аз ман сахитар аст». Он ғуломро ва нахлистонро ва ҳар чӣ дар вай буд, ҳамаро бихарид. Пас ғуломро озод кард ва онҳоро ба ӯ бахшид.

**Қитъа**

Нафси сагро ба як-ду луқмаи нон
Бар саги нафс ҳар кӣ кард исор,
Гар бувад банда, филмасал, шояд
Хоҷагонро ба бандагиш иқрор.

**Ҳикоят**

Дар Мадина олиме буд ва дар ҷамеи улуми динӣ комил. Рӯзе гузараш бар дори нахосин [17] уфтод. Канизаке дид муғанния, ки ба ҳусни савт ғайрати Ноҳид буд ва ба ҷамоли сурат ҳайрати Хуршед. Шефтаи ҷамолу фирефтаи зулфу холи ӯ шуд. Аз самоъи [18] ғанояш [19] рахти ҳастӣ ба саҳрои нестӣ бурд ва ба истимоъи[20] навояш аз мазиқи[21] бихрадӣ роҳи фусҳатсарои бехудӣ сипурд.

**Қитъа**

Хубии рӯю хубии овоз
Мебарад ҳар яке ба танҳо дил,
Чун шавад ҷамъ ҳар ду дар як ҷо,
Кори соҳибдилон шавад мушкил.

Либоси доноӣ бияфганду палоси расвоӣ пӯшид ва халиъулъузор [22] дар кӯю бозори Мадина мегардид. Дӯстон ба маломати ӯ бархостанд, аммо ҳеҷ суд надошт. Забони ҳолаш ба ин калима мутакаллим буду ба ин тарона мутарранним.

**Рубоӣ**

З-ин гуна, ки ҷилва он диловез кунад,
Ошиқ зи бало чӣ гуна парҳез кунад?
Бод аст насиҳати касон дар гӯшам,
Лекин боде, ки оташам тез кунад.

Ин қиссаро ба Абдуллоҳи Ҷаъфар, разияллоҳу анҳу, бозгуфтанд. Соҳиби канизакро талабиду ба чиҳил ҳазор динор канизакро бихарид ва фармуд, то ба ҳамон савт, ки он олим ба самоъи он гирифтор шуда буд, тағаннӣ кард.

Пурсид, ки:
— Инро аз кӣ омӯхтаӣ?
Гуфт:
— Аз фулон муғанния.
Ӯро низ талаб дошт. Баъд аз он олимро бихонду гуфт:
— Мехоҳӣ, ки он савтро, ки шефтав он шудӣ, аз устоди он канизак бишунавӣ? Гуфт:
— Бале.
Он муғаннияро фармуд, то ба он тағаннӣ кард.
Олим бехуд бияфтод, чунон ки тасаввур карданд, магар ки бимурд. Абдуллоҳи Ҷаъфар гуфт:
— Дидед, ки мо ба куштанӣ ин мард дар гуноҳ афтодем!?
Баъд аз он бифармуд, ки об бар рӯйи ӯ заданд. Ба худ боз омад.
Гуфт:
— Мо надониста будем, ки ту дар ишқи он канизак бад-ин мартаба расида бошӣ.
Гуфт:
— Валлоҳ, ки он чӣ пинҳон аст, беш аз он аст, ки ошкор шуд.
Пурсид, ки:
— Мехоҳӣ, ки ин савтро аз он канизак бишунавӣ?
Гуфт:
— Дидӣ, ки чун онро аз дигаре шунидам, ки ошиқи ӯ нестам, бар ман чӣ гузашт? Ҳоли ман чӣ гуна шавад, агар онро аз лабу даҳони маъшуқаи худ бишунавам?
Пурсид, ки:
— Агар вайро бибинӣ, бишиносӣ?
Бигиристу гуфт:

**Байт**

Гуфтӣ, ки шиносӣ, ки кӣ бурд аз ту дилу дин?
Валлоҳ, ки дар офоқ ҷуз ӯро нашиносам!

Бифармуд, то канизакро берун оварданд ва таслими вай карданд. Ва гуфт:
— Мар туpост ин. Валлоҳ, ки дар вай ҷуз ба гӯшаи чашм нигоҳ накардаам.
Он олим дар дасту пойи Абдуллоҳи Ҷаъфар афтоду гуфт:

**Рубоӣ**

Обам зи карам ба рӯйи кор овардӣ,
В-аз мавҷи фироқам ба канор овардӣ,
Сабрам ба дил аз ғами фигор овардӣ,
Хобам ба ду чашми ашкбор овардӣ.

Пас дасти канизакро бигрифту ба хонаи худ равон шуд. Абдуллоҳ ғуломеро фармуд, ки:

— Чиҳил ҳазор дирами дигар бигиру ҳамроҳи эшон бибар, то ба ҷиҳати фикри маишат ғуборе бар хотири эшон нанишинад ва ба фароғати хотир аз якдигар таматтӯъ тавонанд гирифт[23].

**Ҳикоят**

Абдуллоҳи Ҷаъфарро дар аҳди Муовия аз хазонаи байтулмол [24] ҳар сол ҳазор дирам медоданд. Чун навбат ба Язид расид, онро ба панҷ ҳазор дирам расонид. Маломаташ карданд, ки ин ҳуқуқи[24] ҳамаи мусулмонон аст. Чаро ба як кас медиҳӣ?

Гуфт:

— Ман инро ба ҳамаи мӯҳтоҷони Мадина медиҳам, зеро ки вай ҳеҷ аз арбоби ҳоҷот дареғ[26] намедорад.

Ва пинҳон аз вай касеро ҳамроҳи вай ба Мадина фиристоданд.

Дар муддати як моҳ ҳамаро сарф кард, чунон ки ба қарз мӯҳтоҷ шуд.

**Фоида**

Агар ба дасти карим уфтад ҷаҳон яксар,
Ҷаҳон чӣ бошад, сад бор аз ҷаҳон ҳам беш.
Чаро шавад дили дарвеш реш аз он ҳасрат,
Чу ҳаст кисаи ҷӯдаш хазинаи дарвеш.

**Ҳикоят**

Халифаи Бағдод дар мавкиби[27] ҳашмату шавкати худ меронд. Девонае пеши вай расиду гуфт:

— Ай халифа, инон кашида дор, ки дар мадеҳи [23] ту се байт гуфтаам. Гуфт :

— Бихон!

Бихонд. Халифаро хуш омад. Девона чун онро бидид, гуфт:

— Маро се дирам иноят кун, то рӯғану хурмо бихараму сер бихӯрам.

Халифа фармон дод, то ба ҳар байте вайро ҳазор дирам бидиҳанд.

**Қитъа**

Чун зулли фоқа зӯр кунад бар суханваре,
Гар мадҳи подшоҳи саховар кунад, сазост.
Мандӯҳ [29] чун карим [30] бувад, музди шеъри ӯ
Ҳар байтро хазинаи гавҳар кунад, сазост.

**Ҳикоят**

Иброҳим бинни Сулаймон бинни Абдулмалики Марвон[31] гӯяд, ки:

— Дар он вақт, ки навбати хилофат аз бакӣ Умийя ба банй Аббос ннтиқол[32] ёфт ва бани Аббос бани Умийяро мегирифтанду мекуштанд, ман беруни Кӯфа, бар боми сарое, ки ба саҳро мушриф[33] буд, нишаста будам. Дидам, ки аламҳои сиёҳ аз Кӯфа берун омад. Дар хотири ман чунон афтод,

ки он ҷамоат ба талаби ман меоянд. Аз бом фурӯд омадаму мутанаккирвор ба Кӯфа даромадам ва ҳеҷ касро намешинохтам, ки пеши вай пинҳон шавам. Ба дари сарое бузург расидам, даромадам. Дидам, ки марде хубсурат савор истода ва ҷамъе аз ғуломону ходимон гирди ӯ даромадаанд. Салом кардам.

Гуфт:

— Ту кистӣ ва ҳоҷати ту чист?

Гуфтам:

— Мардеам гурехта, ки аз хасмони худ метарсам. Ба манзили ту паноҳ овардаам.

Маро ба манзили худ дароварду дар ҳуҷрае, ки наздик ба ҳарами ӯ буд, бинишонд. Чанд рӯз он ҷо будам ба беҳтарин ҳоле. Ҳар чӣ дӯсттар медоштам аз матоиму машорибу малобис[34], ҳама пеши ман ҳозир буд. Аз ман ҳеҷ чиз намепурсид. Ҳар рӯз як бор савор мешуд ва боз меомад. Як рӯз аз ӯ пурсидам, ки:

— Ҳар рӯз туро мебинам, ки савор мешавию зуд меоӣ. Ба чӣ кор меравӣ?

Гуфт:

— Иброҳим бинни Сулаймон падари маро куштааст. Шунидам, ки пинҳон шудааст. Ҳар рӯз меравам, ба умеди он, ки шояд ки вайро биёбам ва ба қасоси падари худ бирасонам.

Чун инро шунидам, аз идбори [35] худ дар тааҷҷуб мондам, ки қазо маро ба манзили касе андохтааст, ки толиби қатли ман аст. Аз ҳаёти худ сер омадам. Он мардро номи ваю номи падари вай пурсидам. Донистам, ки рост мегӯяд.

Гуфтам:

— Ай ҷавонмард, туро дар зиммаи ман ҳуқуқи бисёр аст. Воҷиб аст бар ман, ки туро бар хасми ту далолат кунам ва ин роҳи омадшудро ба ту кӯтоҳ гардонам. Иброҳим бинни Сулаймон манам. Хуни падари худро аз ман бихоҳ.

Аз ман бовар накарду гуфт:

— Ҳамоно аз ҳаёти худ ба танг омадаӣ, мехоҳӣ аз ин меҳнат халос шавӣ.

Гуфтам:

— Ло, валлоҳ[36], ки ман ӯро куштаам,— ва нишониҳо гуфтам.

Донист, ки рост мегӯям, ранги ӯ афрӯхта шуду чашмони ӯ сурх гардид. Замоне сар дар пеш андохт, баъд аз он гуфт:

— Зуд бошад, ки ба падари ман бирасӣ ва ӯ хуни худ аз ту хоҳад, ман зинҳоре, ки додаам туро, ботил накунам. Берун рав, ки бар нафси худ эмин нестам. Мабодо, ки газанде ба ту расонам.

Ва ҳазор динор ато фармуд. Нагирифтаму берун омадам.

**Маснавӣ**

Ҷавонмардо, ҷавонмардӣ биёмӯз,
Зи мардони ҷаҳон мардӣ биёмӯз!

Дарун аз кини кинҷӯён нигаҳ дор,
Забон аз таъни бадгӯён нигаҳ дор.
Накӯйӣ кун ба он, к-ӯ бо ту бад қард,
К-аз он бад рахна дар иқболи х(в)ад кард:
Чу ойини накӯкорӣ кунӣ соз,
Нагардад ҷуз ба ту он некӯйӣ боз.

**Ҳикоят**

Шабе дар масҷиди ҷомеи Миср оташ афтоду бисӯхт. Мусулмононро тавахҳуми[37] он шуд, ки онро насоро [38] кардаанд. Ба мукофоти он оташ дар хонаҳои эшон андохтанду бисӯхтанд. Султони Миср ҷамоатеро, ки оташ дар хонаҳои эшон андохта буданд, бигирифту дар як ҷо ҷамъ кард ва бифармуд, то ба адади эшон руқъаҳо навиштанд: дар баъзе куштану дар баъзе даст буридану дар баъзе тозиёна задан. Ва он руқъаҳо бар эшон афшонданд. Вар қар кас хар руқъа, ки афтод, бо вай ба мазмуни он муомала карданд. Як руқъа, ки мазмуни он ба куштан буд, бар касе афтод. Гуфт:

— Аа куштан боке надорам, аммо модаре дораму ҷуз ман касе надорад. Дар паҳлуйи вай дигаре буд, ки дар руқъаи вай тозиёна задан буд. Вай руқъаи худро ба он кас доду руқъаи вайро гирифту гуфт:

— Ман модаре надорам.

Инро ба ҷойи ӯ бикуштанд ва онро ба ҷойи ин тозиёна заданд.

**Маснавӣ**

Ба симу зар ҷавонмардӣ тавон кард,
Хуш он кас, к-ӯ ҷавонмардӣ ба ҷон кард,
Ба ҷон чун эҳтиёҷи ёр бишнохт,
Ҳаёти худ фидои ҷони ӯ сохт.

**Ҳикоят**

Асмаъӣ[39] гӯяд: Бо кариме ошнойӣ доштам, ки ҳамвора ба таваққӯъи [40] караму эҳсон ба дари хонаи вай мерафтам. Як бор ба дари хонаи вай расидам. Дарбоне шинонда буд. Маро манъ кард аз он, ки бар вай дароям. Баъд аз он гуфт;

— Ай, Асмаъӣ! Ин сабаби манъ кардани ман аз даромадан бар вай тангдастию нодорист, ки вайро пеш омадааст.

Ман ин байтро навиштам!

**Шеър**

Изо кона-л-кариму лаҳу ҳиҷобун,
Фа мо афазлу-л-кариму ала-а-лаими[41]

ва ба он дарбон додам, ки инро ба вай расон. Замоне барнаёмаду руқъаро овард. Бар пушти вай набишта, ки:

**Ш е ъ р**

Изо кона-л-кариму қалила молин,
Тастара би-л-ҳиҷоби ани-л-азими [42]

ва ҳамроҳи руқъа суррае[43] понсад динор дар вай. Бо худ гуфтам: «Ҳаргиз қиссаи аз ин ғарибтар бар ман нагузаштааст. Инро тӯҳфаи маҷлиси Маъмун хоҳам сохт!» Пеши вай рафтам.

Гуфт:

— Аз куҷо мерасӣ, Ай Асмаъӣ?

Гуфтам:

— Аз пеши каримтарин касе аз аҳёйи [44] араб.

Пурсид, ки кист? Гуфтам, ки марде, ки маро аз илму моли худ баҳравар сохтааст. Ва он руқъаву сурраро пеши вай бар замин ниҳодам. Чун сурраро дид, ранги вай баромаду гуфт:

— Ин мӯҳри хазонаи ман аст. Мехоҳам, ки он касро талаб дорам.

Гуфтам:

— Ай амиралмӯъминин! Валлоҳ, шарм медорам, ки ба ҷиҳати баъзе гумоштагони ту хавфе ба хотири вай роҳ ёбад.

Маъмун яке аз хавоси худро гуфт, ки ҳамроҳи Асмаъӣ бирав. Чун он мард бибинӣ, бигӯй: амиралмӯъминин туро металабад, бе он ки тафриқае ба хотири вай расад.

Чун он мард ҳозир омад, Маъмун ба вай гуфт:

— Ту он шахсе нестӣ, ки дирӯз пеши мо омадӣ ва изҳори факру фоқа кардӣ, ин сурраро ба ту додем, то сарфи маоши худ кунӣ, ки ба як байт шеър, ки Асмаъӣ пеши ту фиристод, онро ба вай додӣ?

Гуфт:

— Валлоҳ, ки дар изҳори факру фоқа, ки дӣ кардам, дурӯғ нагуфтам. Валекин нахостам, ки қосиди вайро боз гардонам, магар чунон ки амиралмӯъминин маро боз гардонида.

Пас бифармуд, то ҳазор динор ба вай доданд.

Асмаъӣ гуфт:

— Ай амиралмӯъминин! Маро низ дар ин ато ба вай мулҳақ гардон!

Фармуд, то ҳазор вайро низ такмил карданд. Ва он мардро аз зумраи надимони худ гардонид.

**Қ и т ъ а**

Кафи соҳибкарам чун бедирам монд,
Зи нодорӣ шумар, гар дар бибандад.
Вале дар бастани мудхил чунон аст,
Ки ҳамёни дирамро сар бибандад!

**Ҳ и к о я т**

Ҳотамро [45] пурсиданд, ки:

— Ҳаргиз аз худ каримтар дидӣ?

Гуфт:

— Бале! Рӯзе ба хонаи ғуломе ятим фуруд омадаму вай даҳ сар гӯсфанд дошт. Филҳол як сар гӯсфандро кушту пеши ман овард ва маро қитъае аз он хуш омад. Бихӯрдаму гуфтам: «Валлоҳ, ин басе хуш буд». Он ғулом берун рафту як-як гӯсфандро мекушту он мавзеъро мепухт, пеши ман меовард. Ман аз он огоҳ не. Чун берун омадам, савор шудам, дидам, ки беруни хона хуни бисёр рехтааст. Пурсидам, ки:

— Ин чист?

Гуфтанд, ки:

— Вай ҳамаи гӯсфандони худро кушт.

Вайро маломат кардам, ки чаро чунин кардӣ?

Гуфт:

— Субҳоналлоҳ, туро хуш ояд чизе, ки ман молики он бошам ва дар он бахилӣ кунам, ин зиштсиратӣ бошад дар миёни араб.

Пас, Ҳотамро пурсиданд, ки:

— Ту ба муқобалаи он чӣ додӣ?

Гуфт:

— Сесад шутури сурхмӯю понсад гӯсфанд.

Гуфтанд:

— Ту каримтар бошӣ?!

Гуфт:

— Ҳайҳот! Вай ҳар чӣ дошт доду ман аз он чӣ доштам, андаке беш надодам.

### Қитъа

Чун гадое, ки ними нон дорад,
Ба тамомӣ диҳад зи хонаи хеш,

Бештар з-он бувад, ки шоҳи ҷаҳон
Бидиҳад ниме аз хазонаи хеш.

### Ҳикоят

Шоире ба таваққӯъи фоида ба дари хонаи Маъни Зоида[46] омад. Чанд рӯз он ҷо буд, бознаёфт. Аз боғбони вай илтимос кард, ки чун Маън ба боғ дарояду бар канори об нишинад, маро огоҳ кун. Чун он даромад, боғбон вайро огоҳ сохт. Ин байтро

### Шеър

Або ҷӯда Маъну ноҷа Маънан би ҳоҷатӣ,
Фа молӣ ила Маънин сивока шафиъун [47]

бар тахтапорае вавишту ба об сар дод. Чун ба пеши Маън расид, бифармуд, то онро бигирифтанд. Чун онро бихонд, шоирро талабиду даҳ бадра зар ба вай дод ва он чӯбро дар зери бисоти худ ниҳод.

Рӯзи дуюм он чӯбро аз зери бисот берун карду бихонд ва шоирро талабиду сад ҳазор дирами дигар ба вай дод.

Ва дар рӯзи сеюм ба ҳамин дастур амал кард. Шоир битарсид, ки мабодо, ки пушаймон шаваду додаро биситонад, бигурехт.

Рӯзи чаҳорум боз он чӯбпораро берун карду шоирро талабиду наёфт. Фармуд, ки дар зиммаи ман чандон карам буд, ки вайро чандон ато диҳам, ки дар хазинаи ман як динору як дирам намонад, аммо ӯро ҳавсалаи он набуд.

**Қ и т ъ а**

Кист аҳли карам? — Он кас, ки чу соил ба дараш
Оварад он қадар уммед, ки дар дил гунҷад.
Бикушояд кафи эҳсону бибахшад чандон,
Ки на дар ҳавсалаи ҳиммати соил гунҷад.

**Ҳ и к о я т**

Аъробие таҳнияти[48] қудуми кариме аз руасои[49] арабро қасидае гуфту бар вай хонд ва дар охир гуфт:

— Дароз кун ба сӯйи ман дастеро, ки кафи вай одат кардааст ба бахшиши зару мол ва пушти ӯ ба тақбили аҳли ҳоҷату суол.

Он карим даст ба сӯи вай дароз кард. Чун бибӯсид, бар ваҷҳи тибат[50] гуфт:

— Мӯйҳои лаби ту дасти маро бихарошид!

Аъробӣ гуфт:

— Панҷаи шери жаёнро аз хори дурушти хорпушт чӣ зиён?!

Он каримро ин калима бисёр хуш омад. Гуфт, ки ин калима пеши ман аз он қасида хуштар аст. Бифармуд, то вайро дар баробари қасида ҳазор дирам доданду дар баробари он калима се ҳазор дирам.

**Қ и т ъ а**

Онро, ки ба мидҳат зи фалак сар гузаронид,
Чун нест сухандон, бувад аз ҷумла фурӯтар.
Донӣ, ки сухандон кӣ бувад? —Он кӣ бидонад
Беҳро зи накӯ бозу накӯро зи накӯтар.

*Равзаи панҷум*

## ДАР ТАҚРИРИ[1] РИҚҚАТИ[2] ҲОЛИ БУЛБУЛОНИ ЧАМАНИ ИШҚУ МУҲАББАТ ВА ҲИРҚАТИ[3] БОЛИ ПАРВОНАГОНИ АНҶУМАНИ ШАВҚИ МУВАДДАТ[4]

Аз муқтабисоти машкути нубувват аст ин ҳадис, ки: «Ман ашақа ва аффа ва катама фа мота мота шаҳидан», яъне ҳар кӣ дар ҷозибаи ишқ овезад ва бо латоифи ишқ овезад ва дар он тариқаи иффат ва китмон пеш гирад чун бимирад шаҳид мирад. Ва шарти иффат ва китмон аз барои он аст, ки чун ба майли табъ ва ҳавои нафс олуда бошад ва дар вусул бо он васоити тавассул ҷӯяд ва изҳор кунанд аз қабили шаҳвоти нафси ҳайвонӣ аст, на аз фазоили рӯҳи инсонӣ.

**Қитъа**

Он ишқ, ки мунқабати хоси одам аст,
Ҳар ҷо ҳаст иффату сатр аз лавозим аст.
Ишқе, ки ҳаст шаҳвати табъу ҳавои нафс
Хосияти табоъи сабоъи баҳоим аст.

**Ҳикоят**

Миёни ду хирадманд сухани ишқ мерафт.

Яке гуфт:

— Хосияти ишқ ҳама балову ранҷ аст ва ошиқ ҳама вақт меҳнаткашу балосанҷ.

Дигаре гуфт:

— Хомӯш бош! Ҳамоно, ки ту ҳаргиз оштии пас аз ҷанг надидайӣ ва чошнийи[5] висоли баъд аз фироқ начашидайӣ! Ҳеҷ кас дар олам аз софдилони ишқпеша латифтар нест ва аз гаронҷонони дур аз ин андеша касифтар[6] не.

**Қитъа**

Партави шоҳиди ишқ аст ҷамоли дили мард,
Кай кунад майли ҷамол он кӣ ба дил нест ҷамил?
Гар аз ин қоида ҳуҷҷат талабад нодоне,
Ҳуҷҷатам бас бувад: «Алҷинсу илал ҷинса ямил[7]».

**Ҳикоят**

Вақте Сиддиқи Акбар[9], разияллоҳу анҳу, дар айёми хилофати худ дар канори кӯчаҳои Мадина мегашту бар дари хона-хона мегузашт, ногоҳ бар дари хонае расид ва аз он овози гиряе шунид, ки зане байте мехонду аз дида сиришки гарм меронд. Мазмуни байт он, ки:

### Р у б о ӣ

Ай талъати ту ба хубӣ аз Моҳ фузун,
Пеши маҳи талъати ту Хуршед забун.

З-он пеш, ки доя бар лабам шир ниҳад,
Бар ёди лаби лаъли ту мехӯрдам хун.

Самоъи[10] ин байт дар дили Сиддиқ асар кард. Дар бикӯфт. Соҳиби байт берун омад. Аз вай пурсид, ки:

— Озодӣ ё банда?

Гуфт:

— Банда.

Фармуд, ки:

— Ин байт дар ҳавои кӣ мехондӣ ва ин ашк аз барои кӣ мерезондӣ?

Гуфт:

— Ай халифа, ба равзаи пайғамбар, ки аз ман бигузар.

Фармуд, ки:

— Аз ин мақом гом барнадорам, то сирри дили туро бар сар наёрам!

Канизак оҳи сард бароварду яке аз ҷавонони бани Ҳошимро зикр кард. Сиддиқ ба масҷид рафту хоҷаи канизакро талабид. Вайро бихариду баҳои вай тамом бидод ва пеши маъшуқаш фиристод.

### Қ и т ъ а

Дило, ба шоҳиди комат кӣ ҷуфт донад [11] сохт,
Ҷуз он кӣ аз ҳама коми замона фард ояд?
Ба дард кор барояд, ва-гар туро он нест,
Бинол, то дили аҳли диле ба дард ояд!

### Ҳ и к о я т

Канизаке муғанния, ки ба ҳусни ғано мавсуф буду ба лутфи наво маъруф, ҷамоле бебадал дошту ҳусне- бехалал, рӯзе дар манзари [12] хоҷаи худ созе менавохту ғазале мепардохт. Навҷавоне, ки дар дил ҳавои ӯ дошту дар сар савдои ӯ, дар зери манзар истода буд ва гӯш бар овоз ниҳода ва дар вақти ашъори вай тааммуле мекарду аз лаззати илҳони вай тамоюле менамуд.

### Б а й т

Хуррам он дплдодаи маҳрум аз дидори дӯст,
К-аз паси девори ҳирмон[13] гӯш бар гуфтори ӯст.

Ногоҳ хоҷа сар аз манзар фурӯ кард, ҷавонро дид. Наздики худаш хонд ва бо худ бар як моида нишонд. Аз ҳар ҷо бо вай хабаре мегуфт ва ҳар лаҳза дар ҳунаре бо вай гуҳаре месуфт. Ҷавон бо хотири фориғ аз ҳама чиз гӯш бо хоҷа дошту чашм бар канизак Ҳар чӣ он ба ғамаза суол мекард, ин

ба абрӯ ҷавоб медод ва ҳар чӣ он ба турра гиреҳ мебаст, ин ба шакарханда мекушод.

**М а с н а в ӣ**

Чӣ хуштар аз висоли он ду ошиқ,
Ба рағми[14] душманон **бо ҳам** мувофиқ.
Ба ҳам **аз** чашму абрӯ дар фасона
Канору бӯсро ҷӯён баҳона.

Чун сӯҳбат мутамодӣ[15] шуд, хоҷа, чунон ки донӣ, ба зарурати баъзе ҳоҷоти инсонӣ қадам бардошт ва он ҳар ду орзуманди муштоқро ба ҳам бигузошт. Маҷлис холӣ гашт ва даввоии [16] мувосалат [17] аз ҷонибайн[18] мутаволӣ[19], канизак забон бикушоду дар мухотабаи ӯ ин нидо дардод, ки:

Ба Худое, ки ошкору ниҳон
Бандаи ӯст одамию парӣ,
Ки аз ҳар кас, ки дар ҷаҳон бинам,
Пеши ман аз ҳама азизтарӣ!

Чун ҷавон ин нуктаро гӯш кард, фарёд баровард, ки:

**Р у б о ӣ**

Ай он, ки маро дадаву дил манзили туст,
Ҳусни ҳама хубони чаҳон ҳосили туст.
Гар ҳаст дилам моили ту, нест аҷаб,
Санг аст, на дил, диле, ки не моили туст.

Бори дигар канизак гуфт, ки:
— Дар ҷаҳон ҳамин орзу дорам, ки даст дар миёни якдигар кунем ва аз лабу даҳони якдигар шакар хӯрем.
Ҷавон гуфт:
— Ман низ ҳамин орзу дорам, аммо чӣ кунам?.. Намехоҳам, ки фардо бинои муҳаббати мо халал гираду дӯстии мо ба душманӣ бадал гардад. Ва ин бигуфту домани сӯҳбат бигузошт ва бад-ин тарона раҳи рафтан бардошт:

**Р у б о ӣ**

Ин ишқи дурӯзаро, дило, бозгузор,
К-аз ишқи дурӯза барнамеояд кор.
З-он сон ишқе гузин, ки дар рӯзи шумор
Бо он гирӣ қарор дар дори қарор[20].

**Ҳ и к о я т**

Ҷавоне Салил ном аз сулолаи киром [21] дор қабоили[22] араб ба ҷамолу адаб машҳур буд ва дар бешаи шерону маъракаи далерон аз заъфу сустӣ

дур, дар дил аз духтари ам ҳавое дошт ва дар сар аз васвасаи ишқи ӯ савдое. Умрҳо ранҷи талаб бурд, то ба матлуб расид ва зарбати ишқ хӯрд, то ҷамоли маъшуқ бидид. Ҳанӯз дар базми висол ҷой гарм накарда буд ва аз ҷоми висол ҷуръае беш нахӯрда, азимати онаш хост, ки аз он манзил дар ҷойи дигар мақом кунад ва дар муваттани [23] тозатар ором гирад. Он моҳро дар иморӣ [24] нишонду имориро бад-он роҳ, ки дилаш мехост, биронд. Чун як марҳала бибуриду [25] ба ҷойи х(ва}ш ва манзили дилкаш расид, нузул[26] карду имориро фурӯд овард. Ногоҳ дид, ки аз як ҷониб сӣ савор ошкоро шуданд. Бархосту силоҳ баст ва дар хонаи зин нишаст. Чун наздик омаданд, донист, ки душманони ваянд ва қасди ӯ доранд. Ба муқобала [27] ва муқоталаи [28] эшон машғул гашт ва бештари эшонро кушт, аммо захмҳои корӣ хӯрд. Ба пеши духтари ам бозгашту гуфт:

**Рубоӣ**

Омад зи адӯ ба куштани ман хабаре,
Биншин, ки бибинамат ба ҳасрат назаре,
Резам хунат, ки то чу хунам резанд,
То ки зи лабат ком нагирад дигаре.

Духтар гуфт:

— Валлоҳ, агар ту хунӣ ман нарезӣ, ман хуни худ худ хоҳам рехт ва бо хуни ту хоҳам омехт. Аммо он беҳ, ки ту пешдастӣ намоӣ ва ин уқдаро аз дили худ бикушойӣ.

Салил бархосту ин тарона оғоз кард:

Аз куштии [29] нодурусти ин чархи дурушт,
Бингар, ки маро чӣ сон ба хок омад пушт?
Он, к-аз ваям ин нақди ҳаёт аст ба мушт,
Имрӯз ба дасти худ ҳаме бояд кушт.

Пас бар гулӯе, ки бар он аз зеҳи гиребон рашк мебурд ва аз ғайрати иқди [30] ҳамоил ашк мерехт, як теғ биронду он шамъи ҷаҳонафрӯзро ба як дам бинишонд ва рӯйи хоколуди худро дар хуни ӯ молид ва ба он сурхрӯйии бори дигар рӯ дар он сияҳрӯзон оварду чанд тани дигарро сар бардошт ва охир сар биниҳод. Ва чун қавми Салил аз ин воқеа хабар ёфтанд, ҷомадарону мӯякунон [31] бишитофтанду он ҳар ду куштаро ба мақобири [32] қабила burданду дар як қабр ба хок супурданд.

**Қитъа**

Ҳар дуро зери замин аз сари иззат бурданд,
То на дар рӯзи ҷазо хору диҷам бархезанд.
Дар таҳи хок ба як бистарашон ҷо карданд,
То ба ҳам шод бихуспанду ба ҳам бархезанд.

**Ҳикоят**

Ҷавоне бо камоли адаб ба Аштар мулаққаб бар духтаре ҷамила аз меҳтарони қабила Ҷидо ном ошиқ шуд ва робитаи видоду [33] қоидаи иттиҳод миёни эшон маҳкам гашт. Ин розро аз наздику дур мепӯшиданду дар ихфои [34] он ҳасбалмақдур [35] мекӯшиданд. Аммо ба ҳукми он, ки гуфтаанд:

**Байт**

Ишқ сиррест, ки гуфтан натавон,
Ба дусад парда нуҳуфтан натавон,-

оқибат рози эшон бар рӯйи рӯз афтоду сирри эшон аз нишемани камун ба анҷумани бурун омад. Миёни ду қавми эшон ҷангҳо ангехта шуду хунҳо рехта гашт. Қавми Ҷидо хаймаи таваттун аз он диёр барканданду бори иқомат дар диёри дигар афганданд. Чун шадоиди [36] фироқ мутамодӣ шуд ва давоии иштиёқ мутақозӣ гашт, рӯзе Аштар бо яке аз дӯстони худ гуфт:

— Ҳеҷ тавонӣ, ки бо ман биёӣ ва маро дар зиёрати Ҷидо мададгорӣ намойӣ, ки ҷони ман дар орзуи ӯ ба лаб расида ва рӯзи ман дар муфорақати ӯ ба шаб анҷомида.

Гуфт:

— Самъан ва тоатан![37] Ҳар чӣ гӯйӣ, бандаам ва ҳар чӣ фармойӣ, ба он шитобанда.

Ҳар ду бархостанду роҳилаҳо биёростанд. Як рӯзу як шаб ва як рӯзи дигар то ба шаб роҳ буриданд, то ба он диёр расиданд. Дар шаъби [38] кӯҳе наздик ба он қавм фурӯд омаданду роҳилаҳоро бихобониданд. Аштар он дӯстро гуфт:

— Бархезу он уштури гумшударо суроғкунон ба он қабила бигузар ва бо ҳеҷ кас номи ман мабар, магар бо канизаке фулона ном, ки роийи [39] гӯсфандон ва маҳрами розҳои пинҳони вай аст. Саломи ман ба ӯ бирасону аз вай хабари Ҷидо бипурс ва мавзеи фурӯд омадани мо ӯро нишон деҳ!

Он дӯст гӯяд: Ман хостаму ба он қабила даромадам. Аввал касе, ки маро пеш омад, он канизак буд. Саломи Аштар расонидаму ҳоли Ҷидо пурсидам.

Гуфт:

— Шавҳари вай бар вай танг гирифтааст ва дар муҳофазати вай эҳтиёте менамояд, аммо мавъиди[40] шумо он дарахтон аст, ки дар ақиби фулон пушта аст. Бояд, ки вақти намози хуфтан он ҷо бошед.

Ман зуд баргаштаму оҳиста роҳилаҳоро мекашидем, то вақти мавъудро ба мавъиди маъҳуд [41] расидем.

**Рубоӣ**

Будем дар интизор бо гиряву оҳ,
Биншаста ба роҳи ёр, к-аз раҳ ногоҳ
Овози ҳалию бонги халхол омад,
Яъне хезад, к-омад он чорда (х) моҳ.

Аштар аз ҷой бархосту истиқбол кард ва салом гуфту даст бӯсид. Ман рӯй аз эшон бартофтам ва ба ҷониби дигар шитофтам. Маро овоз доданд, ки биё, ҳеҷ ношоисте дар миён нест ва ҷуз гуфтугӯй ба сари забон не. Ман боз омадам. Ҳар ду бинишастанду бо ҳам суханон аз гузаштаву оянда дарпайвастанд. Дар охир Аштар гуфт, ки:

—Имшаб чашми оня дорам, ки бо ман бошӣ ва чеҳраи умеди маро ба нохуни муфорақат нахарошӣ.

Ҷидо гуфт:

— Ло, валлоҳ, ин ба ҳеҷ гуна муяссар нест ва коре бар ман аз ин душвортар не. Мехоҳӣ, ки боз он воқеаҳои пешин пеш ояду гардиши айём ба тозагӣ абвоби шадоиду олом [42] бар ман бикушояд?

Аштар гуфт:

— Валлоҳ, ки туро намегузорам ва даст аз доманат намедорам. Мисраъ «Ҳар кӣ ояд, гӯ биёву ҳар чӣ хоҳад, гӯ: «-Бишав!».

Ҷидо гуфт:

— Ин дӯсти ту тоқати он дорад, ки ҳар чӣ ман гӯям, ба ҷо орад?

Ман бархостаму гуфтам :

— Ҳар чӣ ту гӯйӣ, чунон кунам ва ҳазор миннат ба ҷони худ ниҳам ва агарчӣ ҷони ман дар сари он равад.

Ва ҷомаҳои худро берун карду гуфт:

— Инро бипӯшу ҷомаҳои худро ба ман деҳ.

Пас гуфт:

— Бархезу ба хаймаи ман дарою дар паси парда бинишин. Шавҳари ман хоҳад омад ва қадаҳи шир хоҳад овард ва хоҳад гуфт: «Ин шоми туст, биситон». Ту дар гирифтани он таъҷил макун ва андак таллуле[43] пеш гир. Онро ба дасти ту хоҳад дод ё бар замин хоҳад ниҳоду рафт. То бомдод дигар нахоҳад омад.

Ҳар чӣ гуфт, чунон кардам. Чун шавҳари вай қадаҳи шир овард, ман нози дароз пеш гирифтам. Вай хост, ки бар замин ниҳад ва ман хостам, ки аз дасти вай биситонам. Дасти ман бар қадаҳ омаду сарнагун шуд ва ширҳо бирехт. Дар ғазаб шуду гуфт:

— Ин бо ман ситеза мекунад?

Ва даст дароз карду аз он хона тозиёнае аз чарми гови гавазн аз пасин гардан то дум бурида ва ба сарпанҷаи шиддату ҷалодат [44] дар ҳам печида,

**Қитъа**

Дар ситабрӣ[45] намунаи афъӣ,
Дар дарозӣ қаринаи суъбон[46].
Буд тасвири мор санъати ӯ,
Лавҳи тасвири ӯ тани урён,—

бардошт ва пушти маро чун шиками табл бараҳна сохт ва чун табболи [47] рӯзи ҷанг ба заработи мутаоқиб ва нақароти мутаволӣ бинавохт. На маро заҳраи фарёд, ки метарсидем, ки овози маро бидонад ва на тоқати сабр, меандешидам, ки пӯст бар ман бидаронад. Бар он шудам, ки бархезаму ба ханҷар ҳанҷари [48] ӯро бибураму хуни ӯ бирезам. Боз гуфтам, ки фитна ба

пой хоҳад шуд, ки нишондани он аз дасти ҳеҷ кас наёяд. Сабр кардам. Модару хоҳари вай огоҳ шуданду маро аз дасти ӯ кашиданд. Вайро берун бурданд. Соате барнаёмад, ки модари Ҷидо даромад бар гумони он, ки Ҷидоам. Ман ба гиря даромадаму нола бардоштам ва ҷома дар сар кашидаму пушт бар вай кардам.
Гуфт;

— Ай духтар, аз Худо битарс ва коре, ки хилофи табъи шавҳар аст, пеш магир, ки як мӯй аз шавҳари ту хуштар аз ҳазор Аштар! Аштар худ кист, ки ту аз барои вай меҳнат кашию ин шарбат чашӣ?

Пас, бархосту гуфт:

— Хоҳаратро хоҳам фиристод, ки имшаб дамсозу ҳамрози ту бошад,— ва бирафт.

Баъд аз соате хоҳари Ҷидо омаду гиря баргирифт ва бар занандаи ман дуъои бад кард. Бо вай сухан нагуфтам. Дар паҳлуи ман бихуфт. Чун қарор гирифт, даст дароз кардаму даҳони вайро сахт гирифтам ва гуфтам:

— Хоҳари ту бо Аштар аст ва ман ба ҷойи вай ин ҳама меҳнат кашидам. Ин роз пӯшида дор, вагарна ҳам шумо фазиҳат [49] мешаведу ҳам ман.

Аввал ваҳшати тамом бар вай роҳ ёфт ва охир он ваҳшат ба мувонасат[50] бадал шуд ва то субҳ он қиссаро мегуфт ва механдид. Чун субҳ бидамид, Ҷидо даромад. Чун моро бо ҳам бидид, битарсиду гуфт:

— Ин кист дар паҳлуи ту?

Гуфтам:

— Хоҳари туст ва ин нек хоҳарест мар туро.

Пас гуфт:

— Вай ин ҷо чун афтод?

Гуфтам:

— Инро аз вай пурс, ки фурсат танг аст.

Ҷомаи худ бар гирифтаму ба Аштар пайвастам ва ҳар ду савор шудему дар роҳ даромадем. Дар аснон роҳ ин қиссаро бо вай гуфтам. Пушти маро бикушоду ҷароҳатҳои тозиёнаро бидид, узрхоҳии бисёр карду гуфт:

— Ҳукамо гуфтаанд: Ёр аз барои рӯзи меҳнат бояд, вагарна дар рӯзи роҳат ёр кам наёяд.

**Қ и т ъ а**

Дило, гар оядат рӯзе ғаме пеш,
Чу ёре бошадат ғамхор, ғам нест.
Барои рӯзи меҳнат ёр бояд,
Вагарна рӯзи роҳат ёр кам нест.

**Ҳ и к о я т**

Вақте Рашид[51] ба Кӯфа расид, вазири вай ба наххосӣ[52] даромад. Ғуломе бар вай арз карданд, ки чун оҳанги ғино[52] кардӣ, мурғро аз ҳаво даровардӣ. Хабари ӯро ба Рашид расониданд. Бифармуд, то ӯро бихариданд.

Чун ба Кӯфа азми реҳлат карданд, шуниданд, ки дар рӯзи аввал мегиристу ҳудокунон[54] мегуфт:

**Қитъа**

Он кӣ резад бе гунаҳ хунам ба теғи ҳаҷри ёр,
Беҳ, ки аз хуни чу ман шӯридаҳоле бигзарад.
Ман, ки аз якрӯза ҳиҷрон инчунин рафтам зи даст,
Войи ҷони ман, агар моҳею соле бигзарад!

Ин хабар ба Рашид расид. Вайро эҳзор [55] фармуд ва аз ҳоли вай истифсор[56] намуд. Донист, ки дар Кӯфа ба ишқи касе гирифтор аст. Тараҳҳум карду вайро озод сохт.

Вазир гуфт:

-— Ҳайф бошад, ки чунин хушовозеро озод кунанд.

Рашид гуфт:

— Дареғ бошад, ки чунин баландпарвозеро банда гиранд.

**Рубоӣ**

Ай он, ки туро давлати шоҳӣ ҳавас аст,
В-озодии бандагон туро дастрас аст,
Озод кун ӯро, ки бувад бандаи ишқ,
К-он дилшударо бандагии ишқ бас аст.

## Ҳикоят

Хубрӯеро, ки ҳазор доно аз савдои ӯ шайдо буд ва ҳар лаҳза бар сари кӯяш аз омадшуди савдоиён ҳазор ғавғо, навбати хубӣ сар омаду накбати [57] зиштӣ аз дару бом даромад. Ошиқон бисоти инбисот[58] бозчиданд ва пойи ихтилот[58] даркашиданд.

Бо яке аз эшон гуфтам:

— Ин ҳамон ёр аст, ки пор буд? Ҳамон чашму абрӯ ба ҷост ва ҳамон лабу даҳон барқарор; қомат аз он баландтар асту тан аз он нирӯмандтар. Ин чӣ вақоҳату[60] бешармист ва бевафоию беозармӣ[61], ки домани сӯҳбат аз ӯ дарчидӣ ва пойи иродат аз ӯ даркашидӣ?

Гуфт:

— Ҳайҳот, чӣ мегӯйӣ! Он чӣ дил мебурду ҳуш мерабуд, рӯҳе буд дар қолаби таносуби аъзову нуумати[62] бадан, латофати ҷилду мулоимати овоз дамида. Чун он рӯҳ аз ин қолаб муфорақат[63] кард, бо қолаби мурда чӣ ишқ бозам ва бар гули пажмурда  чӣ нағма оғозам?!

**Рубоӣ**

Гул рафт зи бор, хору хасро чӣ кунам?
Шаҳ нест ба шаҳр — дар, асасро чӣ кунам?

Хубон қафасанду ҳусни хубӣ — тӯтӣ,
Тӯтӣ чу парид, ман қафасро чӣ кунам?!

**Ҳ и к о я т**

Дарвеше ба ишқи ҷафокеше гирифтор шуд. Ба сари роҳе медавид ва ашке мерехт ва оҳе мекашид ва аз вай ба чашми марҳамат ҳаргиз нигоҳе намедид.

Ба ӯ гуфтанд:

— Маъшуқи ту ҳамвора ҳамхонаи мастон аст ва ҳамхобаи майпарастон, бо дарвешон ёр нест ва бо мӯътақидон ҷуз бар сари инкор не. Толиби ӯ ҳамчу ӯ мебояд ва мусоҳиби ӯ ҳамчу ӯ мешояд. Ҳеҷ аз он беҳтар нест, ки доман аз ӯ дарчинӣ ва пайи кори худ нишинӣ.

Дарвеш чун ин насиҳат бишунид, бихандиду гуфт:

**Қ и т ъ а**

Дарди ишқ аст маро баҳра зи ҷонон, нахӯрам
Ғусса, гар з-ӯ дигаре ҳусни таҷаммул[64] бинад.
Ӯ гулистони ҷамол аст, аҷаб нест, к-аз ӯ
Хоркаш хор барад, толиби гул гул чинад.

*Равзаи шашум*

## ДАР ВАЗИДАНИ НАСОИМИ МУЛОТАФОТ[1] ВА РАВОЕҲИ[2] МУТОЯБОТ, КИ ҒУНЧАИ ЛАБҲОРО БИХАНДОНАД ВА ШУКУФАИ ДИЛҲОРО БИШУКУФОНАД

Аз ҳазрати рисолат, саллаллоҳи алайҳи ва саллам, оранд, ки фармудааст, ки мӯъмин мазоҳкун ва ширинсухан бошад ва мунофиқ туршрӯ ва гираҳ бар абрӯ. Ва амиралмӯъминин Алӣ, карамаллоҳу ваҷҳаҳу, гуфтааст, ки ҳеҷ бок нест агар касе чандон мазоҳ кунад, ки мӯъмин аз ҳадиди хубӣ ва доираи туршрӯйӣ берун ояд. Расул, саллалоҳи алайҳи ва саллам, мар аҷузаро гуфт, ки «аҷойиз ба биҳишт дар наёянд». Он аҷуза ба гиря даромад. Фармуд, ки «Худойи таоло эшонро ҷавон гардонад ва ҷавонтар аз он чӣ буданд барангезонад, он гаҳ ба биҳишт барад». Ва низ мар занеро аз Ансор гуфт: «Ба шавҳари худ бирас, ки дар чашми вай сафедӣ воқеъ аст». Он зан ба суръат ва изтироби тамом пеши шавҳари худ давид. Шавҳар аз вай сабаби изтироб пурсид. Он чӣ Ҳазрат фармуда буданд боз гуфт.

Гуфт:

--Рост фармудаанд. Дар чашми ман сафедӣ ҳасту сиёҳӣ ҳаст, аммо на ба бадӣ».

### Қитъа

Гар муқбиле мазоҳ кунад, айби ӯ макун,
Шуғлест он ба қоидаи ақлу дин мубоҳ.
Дил ойина-сту кулфати ҷид санги ойина,
Он зангро чӣ сайқали имкон, ба ҷуз мазоҳ?!

### Мутояба

Рӯзе Асмаӣ бар моидаи Ҳорун ҳозир буд. Зикри полуда [3] карданд. Асмаӣ гуфт:

— Бисёре аз аъроб бошанд, ки ҳаргиз полуда надида бошанду номи ӯ нашунида.

Ҳорун гуфт:

— Бар ин даъво, ки кардӣ, гувоҳе бигузарон, вагарна дурӯғ аст ин.

Иттифоқан рӯзе Ҳорун ба шикор берун рафт ва Асмаӣ бо вай буд. Диданд, ки аъробие ҳоло аз бодия мерасад. Ҳорун ба Асмаӣ гуфт:

— Вайро пеши ман ор.

Асмаӣ пеши вай рафту гуфт:

— Амиралмӯъминин туро мехонад, иҷобат кун.

Гуфт:

— Мӯъминонро амир мебошад?

Асмаӣ гуфт:

— Оре!

Аъробӣ гуфт:

— Ман ба вай имон надорам.
Асмаӣ вайро дашном доду гуфт:
— Ё ибн-уз-зония [4].
Аъробӣ дар ғазаб шуду дашном медод ва Ҳорун механдид.
Баъд аз он пеши Ҳорун омаду гуфт:
— Ай амиралмӯъминин, чунончӣ, ин мард гумон мебарад, доди ман аз вай биситон, ки маро дашном додааст.
Ҳорун гуфт:
— Ду дирам ба вай деҳ.
Аъробӣ гуфт:
— Субҳоналлоҳ, маро дашном додааст, маро ду дирами дигар бар вай мебояд дод?
Ҳорун гуфт:
— Оре, ҳукми мо чунин аст.
Аъробӣ рӯй ба Асмаӣ карду гуфт:
— Е ибн-уз-зонийин[5], равон бош ва ба ҳукми амиралмӯъминин чаҳор дирам бидеҳ.
Ҳорун аз ханда ба пушт афтод.
Пас, вайро ҳамроҳ бурданд. Чун ба қасри Ҳорун даромад, он азамату шавкат бидиду маҷлиси Ҳорунро мушоҳада кард, дар чашми вай бузург намуд. Пеш омаду гуфт:
— Ассалому алайка, ё Аллоҳ [6].
Ҳорун гуфт:
— Хомӯш бош, чӣ мегӯйӣ!
Гуфт:
— Ассалому алайка, ё набиюллоҳ![7]
Гуфтанд:
— Вайҳақа, чӣ мегӯйӣ! Вай амиралмӯъминин аст.
Гуфт: . -
— Ассалому алайка, ё амиралмӯъминин!
Ҳорӯн гуфт:
— Ва алайкассалом!
Пас вайро бинишонданду моида кашиданд ва аз ҳар чизе бихӯрд. Дар охир полуда овარданд. Асмаӣ гуфт:
— Умед медорам, ки ӯ надонад, ки полуда чӣ чиз аст.
Ҳорун гуфт:
— Агар чунин бошад, туро як бадра[8] бидиҳам.
Пас аъробӣ даст дароз карду полударо хӯрдан гирифт, ба ваҷҳе, ки ба он мемонист, ки ҳаргиз нахӯрдааст.
Ҳорун аз вай пурсид, ки:
— Ин чӣ чиз аст, ки мехӯрӣ?
Гуфт:
— Савганд ба он Худой, ки туро хилофат мукаррам кардааст, ки ман намедонам, ки ин чӣ чиз аст. Аммо Худои таоло дар Қуръон мегӯяд: «ва фокиҳатин ва нахлин ва руммонин» [9]. Нахл наздики мо ҳаст. Гумон мебарам, ки ин руммон аст.

Асмаӣ гуфт:
— Ай амиралмӯъминин, акнун ду бадра бар ту воҷиб[10] шуд, зеро ки вай ҳамчунон, ки полударо намедонад, руммонро низ намедонад.
Ҳорун бифармуд, то Асмаиро ду бадра доданд ва аъробиро чандон, ки ғанӣ шуд.

**Қ и т ъ а**

Кист донӣ карим? — Он, ки зи банд
Нест огаҳ хазонаи дирамаш.
Ҳар чӣ ояд бад-ӯ, чӣ ҷидду чӣ ҳазл,
Ҳама гардад баҳонаи карамаш.

**М у т о я б а**

Халифа рӯзе чошт мехӯрду баррабирён пеши вай ниҳода буданд. Аъробие аз бодия даррасид. Вайро пеш хонд. Аъробӣ бинишаст ва ба башараи тамом дар хӯрдан истод. Халифа гуфт:
— Чӣ мешавӣ, ки чунон ин барраро аз ҳам медарӣ ва ба рағбат мехӯрӣ, ки гӯё модари ӯ туро ба суру задааст!
Аъробӣ гуфт:
— Ин хӯрданист. Аммо ту чунон ба чашми шафқат дар ӯ менигарӣ ва аз даридану хӯрдани ӯ бад мебарӣ, ки гӯё модари ӯ туро шир додааст.

**Қ и т ъ а**

Хоҷа бар моли худ он гуна раҳим асту шафиқ,
Ки ба чашми шафақат менигарад бар ҳама чиз.
Гар фитад дар бараву меши вай андак хатаре
Ба фидошон бидиҳад модару фарзанди азиз.

**Қ и т ъ а и о х и р ӣ**

Филмасал, гар хоҷа нону барраи бирён ниҳад
Пешя ту бар хон, агар рӯзе шавӣ меҳмони ӯ.
Гар кунӣ сад рахна дар дандонаш аз санги ситам,
Беҳ, ки аз дандонат афтад рахнае дар нони ӯ.
Гар хӯрад аз дасти ту сад захм бар паҳлӯву пушт,
Беҳ, ки пур созӣ тиҳигоҳи[11] худ аз бирёни ӯ.

**М у т о я б а**

Баҳлулро [13] гуфтанд:
— Девонагони Басраро бишумор!
Гуфт:
— Он аз ҳаййизи [13] шумор берун аст. Агар гӯед, оқилонро бишуморам, ки маъдуде чанд беш нестанд.

**Қ и т ъ а**

Ҳар кӣ оқил бинӣ, ӯро баҳраест,
Нақди вақт аз мояйи девонагӣ.
Мезияд аз офтоби ҳодисот
Шодмон дар сояи девонагӣ.

**М у т о я б а**

Фозиле ба яке аз дӯстони соҳибрози худ нома менавишт. Шахсе дар паҳлӯйи ӯ нишаста буду ба гӯшаи чашм навиштаи вайро мехонд. Бар вай душвор омад. Бинвишт, ки агар на дар паҳлӯи ман дузде — зани ба музде накишаста будӣ ва навиштаи маро намехондӣ, ҳамаи асрори худ бинавиштаме.

Он шахс гуфт:

— Валлоҳ, Ай мавлоно, ки ман номаи туро мутолаа накардаму нахондам!

Гуфт:

— Ай нодон, пас инро, ки мегӯйӣ, аз куҷо мегӯйӣ!

**Қ и т ъ а**

Ҳар он кас, ки дуздида бар сирри мард
Шавад мутталеъ [14], шоядаш хонд дузд.
Ба он кор агар музд дорад тамаъ,
Ҳамин беҳ, ки номаш ниҳӣ зан ба музд.

**М у т о я б а**

Қозии Бағдод ба азимати масҷиди одина [15] пиёда берун омад. Масте пеши вай расид, вайро бишинохт.

Гуфт:

— Азизакаллоҳ, айюҳалқозӣ![16] Раво бошад, ки ту пиёда равӣ?!

Он гоҳ ба талоқ савганд хӯрд, ки қозиро бар гардани худ савор кунад.

Қозӣ гуфт:

— Пеш ой, Ай малъун!

Чун бар гардани ӯ савор шуд, рӯй бозпас кард, ки ба таки [17] тез равам ё оҳиста? Гуфт:

— Миёни ину он. Аммо бояд, ки рам накунӣ ва налағзӣ ва ба пойи деворҳо наздик равӣ, то аз музоҳамати равандагон маъмун [18] бошам.

Гуфт:

— Боракаллоҳ [19], айюҳалқозӣ! Ту худ қоидаи саворӣ некӯ медонистайӣ.

Чун қозиро ба масҷид расонид, фармуд, то вайро ба зиндон маҳбус кунанд.

Гуфт:

— Аслиҳакаллоҳ айюҳалқозӣ[20] . Ин сазои касест, ки туро аз мазаллати[21] пиёдагӣ бираҳонад ва ба маркубии[22] ту тан дардиҳад ва ба иззати саворӣ ба масҷид расонад?

Қозӣ бихандиду вайро бигузошт.

**Қитъа**

Масте ба қасди арбада [23] чун роҳ гирадат,
Бо ӯ ба рифқ[24] кор кун, Ай кордон ҳаким.
Мӯест ирзи [25] марди хирадманди хурдадон,
Мапсандаш аз кашокаши нобихрадон ду ним.

**Ҳикоят**

Масте аз хона берун омаду дар миёнаи роҳ бияфтод ва қай карда лабу даҳони худ биёлуд. Саге омаду онро лесидан гирифт. Пиндошт, ки одамест онро пок мекунад. Дуъо мекард, ки Худои таоло фарзандону фарзандони фарзандонатро хидматгори ту гардонад. Баъд аз он саг пой бардошту бар рӯйи ӯ бавл кард.

Гуфт:

— Боракаллоҳ, Ай сайидӣ[26], ки оби гарм овардӣ, то рӯйи маро бишӯйӣ!

**Қитъа**

Шаробхора чу бар хештан раво дорад,
Ки саблат [27] аз қайи нопоки май биёлояд,
Саг аз масона [28] гар ибриқи [29] оби гарм орад,
Ки ғусли сиблати нопоки ӯ кунад, шояд!

**Мутояба**

Ҷулоҳе[30] дар хонаи донишманде вадиате[31] ниҳод. Чун якчанд рӯз баромад, бар он мӯҳтоҷ шуд. Пеши вай рафт. Дид, ки бар дари сарои худ бар маснади тадрис [32] нишаста ва ҷамъе аз шогирдон пеши ӯ саф баста.

Гуфт:

— Ай, устод, ба он вадиат эҳтиёҷ дорам.

Гуфт:

— Соате бинишин, то аз дарс фориғ шавам.

Ҷулоҳ биншаст. Муддати дарси ӯ дер кашид ва вай мустаъҷил [33] буд. Ба одати он донишманд он буд, ки дар вақти дарс гуфтан сари худ меҷунбонид. Ҷулоҳро тасаввур он шуд, ки дарс гуфтан ҳамон сар ҷунбонидан аст.

Гуфт:

— Ай устод, бархезу маро то омадан нойби худ гардон, то ман ба ҷойи ту саре ҷунбонам. Ту вадиати маро берун овар, ки таъҷил дорам.

Донишманд чун он шунид, бихандиду гуфт:

**Қитъа**

Фақеҳи шаҳр занад лофи он ба маҷлиси ом,
Ки ошкору ниҳони улум медонад.
Ҷавоби ҳар чӣ аз ӯ пурсӣ, он бувад, ки ба даст
Ишорате бикунад ё саре биҷунбонад.

**Мутояба**

Нобиное дар шаби торик чароғе дар даст ва сабӯе бар дӯш дар роҳе мерафт. Фузуле [34] ба ӯ расиду гуфт:

— Ай нодон, рӯзу шаб пеши ту як сон аст ва равшанию торикӣ дар чашми ту баробар. Ин чароғро фоида чист?

Нобино бихандид, ки:

— Ин чароғ на аз баҳри худ аст, аз барои чун ту кӯрдилони бехирад аст, то ба ман паҳлӯ назананду сабӯи маро нашикананд.

**Қитъа**

Ҳоли нодонро зи нодон беҳ намедонад касе,
Гарчӣ дар дониш фузун аз Бӯалӣ Сино[35] бувад.
Таъни нобино мазан, Ай дам зи бинойӣ зада,
З- он ки нобино ба кори хештан бино бувад.

**Мутояба**

Фозиле, ки сурате қабеҳу ҳайате кареҳ дошт, ба Фараздақ[36] расид. Вайро дид, ки рӯйи ӯ ба ҷиҳати маразе зард шуда. Гуфт:

— Туро чӣ будааст, ки ранги ту чунин зард шудааст?

Гуфт:

— Чун туро дидам, аз гуноҳони худ андешидам, ранги ман чунин зард баромад. Гуфт:

— Дар вақти дидани ман чаро аз гуноҳони худ ёд кардӣ? Гуфт:

— Тарсидам, ки Худои таоло маро уқубат кунаду [37] ҳамчун ту масх [38] гардонад.

**Қитъа**

Чун рухи зишти ту бинам, дили ман
Иқди исрори гунаҳ фасх [39] кунад.
З- он ки тарсан, ки зи шумии гуноҳ
Қаҳри эзид чу туям масх кунад!

**Мутояба**

Ва ҳамин фозил гӯяд, ки бо дӯсте дар роҳе истода будаму сухан мегуфтам. Зане омаду дар баробари ман истоду дар рӯйи ман назар мекард. Чун назар кардани вай аз ҳад даргузашт, ғуломро гуфтам;

— Пеши он зан раву бипурс, ки чӣ мешавад?

Ғулом боз омад, ки мегӯяд, ки чашми ман гуноҳе азим карда буд ва мехостам, ки вайро уқубате кунам. Ҳеҷ уқубат зиёдат аз он наёфтам, ки ба ин зиштрӯ назар кунам.

**Қитъа**

Номаи мардуми чашмам зи гунаҳ шуста нашуд,
Гарчи аз гиря дусад бор пуробаш кардам.
То раҳад з-оташи фардойи қиёмат, имрӯз
Ба назар дар рухи зишти ту азобаш кардам.

**Мутояба**

Ҷоҳиз[40] гӯяд: ҳаргиз худро чунон хиҷил надидам, ки рӯзе маро зане бигирифту ба дари дӯкони устоди рехтагар бурд. Ман мутаҳаййир шудам, ки он чӣ буд? Аз он устод бипурсидам.

Гуфт:

— Маро фармуда буд, ки тимсоле[41] бар сурати шайтон барои ман бисоз. Гуфтам: «Намедонам, ки бар чӣ шакл мебояд сохт?» Туро овард, ки бад-ин шакл.

**Қитъа**

Булъаҷаб рӯю гунае дорӣ,
Кас бад-ин рӯю гуна натвон кард.
Баҳри тасвири сурати шайтон
Ҷуз рухатро намуна натвон кард.

**Мутояба**

Шахсе зиштрӯеро дид, ки аз гуноҳон истиғфор мекарду наҷот аз оташи дӯзах металабид. Гуфт:

— Бад-ин рӯй чаро ба дӯзах бахилӣ мекунӣ ва онро аз оташ дареғ медорӣ!

**Қитъа**

Чун набинӣ ту рӯйи худ, з-он рӯ
Бар касон нохуш аст, не бар ту.
Гар бад-ни рӯ дар оташат фигананд,
Ҳайф бар оташ аст, не бар ту.

**Мутояба**

Зиштрӯе пеши табиб рафт, ки бар зишттарин ҷое думмале[42] баровардаам. Табиб тез бар рӯйи ӯ нигаристу гуфт:

— Дурӯғ мегӯйӣ. Инак рӯйи туро мебинам, бар вай ҳеҷ думмале нест! -

**Қитъа**

Зи зиштӣ аст, ки султони шаръ напсандад,
Ки узвҳои фурӯд аз камар бараҳна кунӣ.
Чу рӯяш аз ҳама ҷо зишттар бувад, чӣ аҷаб,
Ки рӯ бипӯшию ҷойи дигар бараҳна кунӣ!

### Мутояба

Шахсе бузургбинӣ занеро хосгорӣ карду дар таърифи худ мегуфт, ки ман мардеам аз хуфту сабуксорӣ дур ва бар эҳтимоли маккора сабур.

Зан гуфт:

— Агар бар эҳтимоли маккора сабур набудӣ, ин биниро чиҳил сол натавонистӣ кашидан.

### Қитъа

Аз бинии бузурги ту борест бар ҳама,
То кай ба ҳарза рӯй сӯйи ону ин ниҳӣ?
Ҳар лаҳза саҷдаи ту на аз бахри тоат аст,
Бори гарони бинии худ бар замин ниҳӣ.

### Мутояба

Зарифе шахсеро дид, ки мӯйи бисёр бар рӯйи ӯ дамида буд.

Гуфт:

—Ин мӯйҳо бикан, пеш аз он, ки рӯйи ту сар гардад.

### Қитъа

Хоҷа ҳар рӯз агар ба мӯчина
Аз рӯхи худ на мӯй баргирад,
Чанд рӯзе чу бигзарад бар вай,
Рӯяш аз мӯй ҳукми сар гирад.

### Мутояба

Муовия ва Уқайл бинни Абутолиб бо ҳам нишаста буданд. Муовия гуфт:

— Ай, аҳли Шом! Ҳеҷ шунидаед қавли Аллоҳ таолоро, он ҷо ки мегӯяд: «Таббат ядо Абелаҳабин ва таб»? [43]

Гуфтанд:

— Оре!

Гуфт:

— Абӯлаҳаб амми Уқайл аст.

Уқайл гуфт:

— Ай аҳли Шом! Ҳеҷ шунидаед қавли Аллоҳ таолоро, он ҷо ки мегӯяд: «Ва амраатуҳу ҳаммолата-л-ҳатаб»? [44]

Гуфтаанд:

— Оре!

— Ҳаммолата-л-ҳатаб аммаи Муовия аст.

**Қитъа**

Чун ҳаст дар ту мунқазӣ [45] айби дпгаре
Кардан, ба он на қоидаи марди боҳуш аст.
Ӯ хомӯш аст аз туву аз айби дигарон,
Гӯё кунӣ ба айби худ онро, ки хомӯш аст.

**Мутояба**

Алавие бо шахсе дар аснои хусумат гуфт:

— Маро чун душман медорӣ? Ва ҳол он ки ту маъмурӣ ба он, ки дар ҳар намоз бар ман салавот [46] фиристӣ ва бигӯйӣ: «аллоҳума салли ало Муҳаммадин ва ало оли Муҳаммад»?[47]

Гуфт:

— «Мина-т-таййибина-т-тоҳирин» [48] низ мегӯям ва ту аз он берунӣ!

**Қитъа**

Ай, ки з-оли набӣ мешуморӣ хешро,
Ҳаст гувоҳат бар он покии зоту сифот?
Чун ту дам аз таййибот мезанию таййибин,
Ку сифати таййибин ё симмати таййибот?

**Мутояба**

Мӯддаие худро ба сурати алавиён ороста ва ба даъвои он насаби олӣ бархоста,

**Байт**

Бар даъвийи вай аён на аз сидқ фурӯғ,
Ҳамдӯш зи гесувон гувоҳони дурӯғ —

бар соҳибдиле даромад. Аз ҷой бичасту вайро бар садр [49] нишонд ва дар саффи ниол [50] нишаст. Ҳар чӣ талаб дошт, зиёдат аз он ато кард ва дар вақти хурӯҷаш [51] адаби мушояа[52] ба ҷой овард.

Асҳоб гуфтанд:

— Мо ин шахсро мешиносем. Насаби вай аз ин нисбат дур асту даъвойи вай дар ин сурат кизбу[53] зӯр. На падарашро аз ин хонадон бӯест на модарашро дар ин хонавода рӯе.

**Қитъа**

Модараш шаҳргарду хонагадост,
Падараш дегбанду дуктарош.
Он яке аз қабилаи арзол[54]
В-ин дигар аз тавилаи авбош!

Соҳибдил гуфт:

— Он чӣ мо кардем, на лоиқи содиқони ин хонавода аст, балки

фарохури[55] муддаиёни аз роҳ афтода аст.

**Қ и т ъ а**

Ҳар кас зи хонадони нубувват насиб ёфт
Таъзими ӯ вазифаи ҳар бенасиб нест.
Ҳаст ӯ ғариби даҳр, ба роҳи муҳаббаташ
Гар молу мулку ҷоҳ бибозӣ, ғариб[56] нест.

**М у т о я б а**

Халифа бо аъробие дар моидя таом мехӯрад. Дар он асно назараш ба луқмаи вай афтод, мӯе ба чашми вай даромад. Гуфт:

— Ай аъробӣ, он мӯйро аз луқма дур кун!

Аъроби гуфт:

— Бар моидаи касе, ки чандон дар луқмаи хӯранда нигарад, ки мӯеро бинад, таом натавон хӯрд! — даст бозкашид ва савганд хӯрд, ки дигар бар моидаи вай таом нахӯрад.

**Қ и т ъ а**

Чу мизбон биниҳад хони макрамат[57], он беҳ,
Ки аз мулоҳазаи меҳмон канор кунад,
На он ки бар сари хон луқма-луқмаи ӯро
Ба зери чашм бибинад, ба дил шумор кунад.

**М у т о я б а**

Ҷамъе нишаста буданд ва сухани камолу нуқсони риҷол[58] дарпайваста. Яке аз он миён гуфт:

— Ҳар кӣ ду чашми бино надорад, ним мард аст ва ҳар кӣ дар хона арӯси зебо надорад, ним мард аст ва ҳар кӣ вуқуф бар сабоҳати[59] дарё надорад, ним мард аст.

Нобиное дар маҷлис ҳозир буд, ки зан надошт ва сабоҳат намедонист, бонг бар вай зад, ки:

— Ай азиз, аҷаб муқаддимае овардӣ ва маро аз доираи мардӣ чунон дур андохтӣ, ки ҳанӯз ниммарде дармеояд, то номи ҳеҷмардӣ бар ман шояд!

**Қ и т ъ а**

Чунон зи пояи мардӣ фитод хоҷа бурун,
Зи бас фасурдагию хомрешию сардӣ,
Ки гар ҳазор фазилат расад зи мардонаш,
Қадам бурун наниҳад аз ҳудуди номардӣ.

**М у т о я б а**

Баҳлул ба Ҳорунаррашид даромад. Яке аз вузаро гуфт:

— Башорат бод мар туро, Ай Баҳлул, ки амирал-мӯъминин туро бар сари қарода[60] ва ханозир[61] сардор ва амир гардонид.

Баҳлул гуфт:

— Гӯш ба ман дор ва фармони ман ба ҷо ор, ки ту низ аз чумлаи раоёйи[62] манӣ.

**Қитъа**

Ба шаҳриёрии гову харам диҳӣ мужда,
Раийяте, ки бувад хоси шаҳриёр, туйӣ.
Шумори лашкариёнам зи хирсу хук кунӣ,
Нахуст кас, ки дарояд дар он шумор, туйӣ!

**Мутояба**

Тавонгаре дар аҳди яке аз золимон бимурд. Вазири он золим писари вайро талаб кард ва пурсид, ки:

—- Падари ту чӣ гузоштааст?

Гуфт:

— Аз молу манол чунин ва чунон ва аз ворисон вазири кабир ва ин фақири ҳақирро.

Вазир бихандид ва фармуд, ки мероси вайро ба ду ним карданд: нимеро ба вай гузошт ва нимеро барои подшоҳ бардошт.

**Қитъа**

Зулмпеша вазир нашносад
Ҷуз ҳақи подшоҳ моли ятим.
Адл донад, агар барад ба тамом,
Фазл донад, агар кунад ба ду ним.

**Мутояба**

Туркеро гуфтаанд:

— Кадомро дӯсттар дорӣ — ғорати имрӯз ё биҳишти фардо?

Гуфт:

— Он, ки имрӯз даст ба ғорат бикушоям ва ҳар чӣ ёбам, бирабоям ва фардо бо Фиръавн ба оташ дароям.

**Қитъа**

Он шунидастӣ, ки турке васфи ҷаннат чун шунид,
Гуфт бо воиз, ки: он ҷо ғорату тороҷ ҳаст?
Гуфт: «Не». Гуфто: «Батар бошад зи дӯзах он биҳишт,
К-андар ӯ кӯтаҳ бувад аз ғорату тороҷ даст».

**Мутояба**

Гадое бар дари сарое чизе хост. Кадхудои хона[63] аз дарун овоз дод, ки:

— Маъзур дор, ки хонагиён [64] ин ҷо нестанд.
Гадо гуфт:
— Ман пораи нон мехоҳам, на мубошират[65] бо хонагиён.

**Қитъа**

Чун гадо бар дари сарой расад,
Ҳар чӣ дорӣ, бидеҳ, баҳона макун!
То наёяд ба хотираш чизе,
Пеши ӯ зикри аҳли хона макун!

**Рубоӣ**

Кас дар ҳарами сифлаи нопоксияр[66]
Чун нон набувад нуҳуфта аз чашми башар.
Аз хонаи ӯ таваққуйи нон батар аст,
К-аз хонагиён таваққуйи чизи дигар аст.

**Мутояба**

Муаллимеро писар бемор шуд ва мушриф[67] бар мавт гашт. Гуфт:
— Ғассолро [68] биёваред, то ӯро бишӯяд.
Гуфтанд:
— Ҳанӯз намурдааст.
Гуфт:
— Боке нест, он замон, ки аз ғусли вай фориғ шавед, бихоҳад мурд.

**Қитъа**

Ҳар кӣ дар кори хеш пеш аз вақт
Менамояд ба ҳукми табъ шитоб,
Мехӯрад рӯза норасида ба шаб,
Мекашад мӯза норасида ба об.

**Мутояба**

Писари муаллимеро гуфтанд:
— Чӣ бало аҳмақӣ!
Гуфт:
— Агар ман аҳмақ набудаме, валадуззино[69] будаме?!

**Қитъа**

Айби модар бувад, ар фарзанде
Хулқу хӯяш на ба вафқи падар аст.
Гӯши астар[70], ки дароз аст, гувост,
К-аш на асп аст падар, балки хар аст.

**Мутояба**

Аз муаллиме пурсиданд, ки:

— Ту бузургтарӣ ё бародари ту?

Гуфт:

— Ман бузургтарам, аммо чун як соли дигар бар вай бигзарад, бо ман баробар хоҳад шуд.

**Қитъа**

Чу ҳеҷ чиз нашуд ҳосилат, чӣ мепурсӣ,
Ки рӯзгори фалон дар чӣ чиз мегузарад.
Шумори умри касон мекунӣ, намедонӣ,
Ки дар муқобала умри ту низ мегузарад.

## Мутояба

Беморе бар шуруфи[71] мавт буд. Абхаре[72], ки аз даҳонаш бӯйи нохуш меомад, бар болини вай нишаста буд, сар наздики вай мебурд ва талқини шаҳодат мекард ва дар вай нафас мезад. Ҳарчанд бемор рӯйи худ метофт, вай илҳоҳи[73] бештар мекард ва сар наздиктари вай мебурд. Чун кор бар бемор танг омад, гуфт:

— Ай азиз, мегузорӣ, ки ман хушу покиза бимирам ё мехоҳӣ, ки марги маро ба ҳар чӣ аз он нопоктар аст, биёлойӣ?

**Қитъа**

Дар ҷаҳон аҳли фазл ноёбанд,
Гӯш бар ҳар фазул натвон кард.
Ҳар кӣ бӯйи риё дамад зи лабаш,
Нафасашро қабул натвон кард.

## Мутояба

Марде ба шахсе расиду оғози гила кард, ки;

— Раво бошад, ки маро намешиносӣ ва риояти ҳаққи ман намекунӣ?

Он шахс ҳайрон монду гуфт:

— Аз инҳо, ки ту мегӯйӣ, ман хабаре надорам!

Гуфт:

— Падарам модари туро хостгорӣ карда будааст. Агар вайро мехост, ман бародари ту мебудам.

Он шахс гуфт:

— Валлоҳ, ин хешиест, ки ба сабаби он мешавад, ки ман аз ту мерос барам ва ту аз ман мерос барӣ.

**Қитъа**

Гумони хомтамаъ он бувад, ки бар ҳама халқ
Фариза аст, ки бо вай шаванд эҳсонсанҷ.
Чу хомии тамаъи ӯ ба пухтагӣ нарасад,
Фитад зи тангдилӣ дар мазиқи[74] меҳнату ранҷ.

## М у т о я б а

Кӯжпуштеро гуфтанд:

— Он мехоҳӣ, ки Худои таоло пушти туро чун дигарон рост гардонад ё он ки пушти дигаронро чун ту кӯж гардонад?

Гуфт:

— Он, ки ҳамаро чун ман кӯж гардонад, то бо он чашме, ки эшон дар ман нигаристанд, ман низ ба ҳамон чашм дар эшон нигарам.

## Қ и т ъ а

Хуш он ки хасм ба айбе, ки таънаи ту занад,
Ба рағми вай зи чунон айб раста биншинӣ.
В-аз ин нишастани беайб хуштар он бошад,
Ки мубтало шуда ӯро ба айби худ бинӣ.

## М у т о я б а

Шахсе намоз гузорид ва баъд аз намоз оғози дуъо кард.Ва дар дуъои худ даромадан дар биҳишту халосӣ аз оташи дӯзах хост. Пиразане дар қафойи ӯ истода буд ва онро мешунид. Мегуфт:

— Худованд, маро дар он чӣ мехоҳад, шарик гардон!

Чун он шахс онро бишунид, гуфт:

— Худовандо, маро бар дор кашу ба зарби тозиёна бимирон!

Пиразан гуфт:

— Худовандо, маро биёмурз ва аз он чӣ металабад, нигоҳ дор!

Он шахс рӯй бозпас кард, ки ин аҷаб нораст ҳукместу нописандида қисмате, ки дар роҳату осудагӣ бо ман анбозӣ[75] ва дар меҳнату фарсудагӣ аз ман мумтоз[76].

## Қ и т ъ а

На мунсиф[77] бошад он томеъ[78], ки коме
Чу ёбӣ аз Худой, анбоз гардад.
Ва гар дар роҳи ноком ниҳӣ гом,
Ҳам аз гоми нахустин боз гардад.

## М у т о я б а

Шахсе даҳ дирам бар Ҷӯҳӣ[79] даъво кард. Қозӣ пурсид, ки:

— Гувоҳ дорӣ?

Гуфт:

— Не.

Гуфт:

— Савгандаш диҳам?

Гуфт:

— Савганди вайро чӣ эътибор?

**Б а й т**

Ҳар лаҳза хӯрад ҳазор савганди дурӯғ,
3-он гуна, ки дар бодия аъробӣ дӯғ.

Ҷӯҳӣ гуфт:

— Ай қозийи мусулмонон, дар маҳаллаи мо имомест парҳезгори ростгуфтори нёкӯкирдор. Вайро биталаб ва ба ҷойи ман савганд деҳ, то хотири ин мард қарор гирад.

**М у т о я б а**

Аъробие шутур гум кард. Савганд хӯрд, ки чун биёбад, ба як дирам бифурӯшад. Чун шутурро биёфт, аз савганди худ пушаймон шуд. Гурбаеро дар гардани шутур овехту бонг мезад, ки:

— Кӣ мехарад шутуре ба як дирам ва гурба ба сад дирам, аммо бе якдигар намефурӯшам.

Шахсе ба он ҷо бирасид, гуфт:

— Чӣ арзон будӣ ин шутур, агар ин қалода[80] дар гардан надоштӣ.

**Қ и т ъ а**

Лаим агар ба шутур бахшадат ато, маситон!
Ки ин зи одати аҳли карам бурун бошад.
Қалодае, ки зи миннат ба гарданаш бандад,
Ҳазор бор зи бори шутур фузун бошад.

**М у т о я б а**

Аъробие шутуреро гум кард. Бонг зад, ки:

— Ҳар кӣ шутури маро ба ман орад, мар ӯрост ду шутур бо вай.

Гуфтанд:

— Ҳайҳот, ин чӣ кор аст, ки сарборӣ меҳ аз харвор аст.

Гуфт:

— Шумо лаззати ёфт ва ҳаловати виҷдон начашидаед, маъзуред.

**Қ и т ъ а**

Гумшуда гарчӣ ҳақир аст, магӯй,
Ки инон аз талабаш тофта беҳ,
Ҳаст дар қоидаи хурдашинос
Лаззати ёфтан аз ёфта беҳ.

**М у т о я б а**

Табиберо диданд, ки ҳар гоҳ ба гӯристон расидӣ, ридо[81] бар сар кашидӣ. Аз сабаби онаш суол карданд.

Гуфт:

— Аз мурдагони ин гӯристон шарм медорам: бар ҳар кӣ мегузарам, зарбати ман хӯрдааст ва дар ҳар кӣ менигарам, аз шарбати ман мурдааст.

### Рубоӣ

Ай ройи ту дар илоҷи бемор алил,[82]
Бар омадани марг қудуми ту далел.
Дар кишвари мот[83] миннати ҷон ситадан
Бардоштайӣ зи гардани Азроил!

### Рубоии дигар

Ай санъати тиб шикаста бозор аз ту,
Ҳарчанд бувад ба ранҷ бемор аз ту,
Алминнатулиллаҳ[84], ки аҷаб хушнуданд
Ғассолу[85] кафанфурӯшу ҳаффор [86] аз ту.

### Мутояба

Яке аз ҳукамо гуфтааст, ки табиби ноқис вабост мар оммаро.

### Қитъа

Ай ки ҳастӣ зи тибби ноқиси хеш
Омаи халқро ба ҷойи вабо.
Чӣ аҷаб, гар кунанд нафринат?!
Ҳаст нафрини ту дуъои вабо.

### Мутояба

Рӯзе дар фасли баҳорон бо ҷамъе аз дӯстдорон ба ҳавои гашт ва тамошои саҳрову дашт берун бирафтем. Чун дар мавзеъе хуррам манил сохтем ва суфра андохтем, саге аз дур онро дид, худро ба он ҷо расонид. Яке аз ҳозирон пораи санг бардошт ва чунон ки нон пеши саг андозанд, пеши вай андохт. Онро бӯй карду бе таваққуф боз гашт. Ҳарчанд овоз доданд, илтифот накард. Асҳоб аз он мутааҷҷиб шуданд.

Яке аз он миён гуфт:

— Медонед, ки он саг чӣ гуфт? — Гуфт: « Ин бадбахтон аз бахилию гуруснагӣ санг мехӯранд. Аз хони эшон чӣ таваққӯъ тавон дошт ва аз суфраи эшон чӣ таматтӯъ тавон бардошт?!»

### Қитъа

Хоҷа чун афганда хон наздику дур,
Ҳаззу[87] баҳра бурда з-он ҷо бедиранг:
Ҳаззи мискин гурба аз наздик – чӯб,
Бахраи бечора саг аз дур – санг.

### Мутояба

Писареро гуфтанд:

— Мехоҳӣ, ки падари ту бимирад, то мероси вай бигирӣ?

Гуфт:

— Не! Аммо мехоҳам, ки ӯро бикушанд, то чунончӣ мероси вай бигирам, хунбаҳои вай низ биситонам.

**Қитъа**

Фарзанд, ки хоҳад зи пайи мол падарро,
Хоҳад, ки намонад падару мол бимонад.
Хуш нест ба марги падару бурдани мерос,
Хоҳад, ки кушандаш, ки дият[88] ҳам биситонад.

## Мутояба

Шахсе бар шоире байте хонд, ки қофия дар як мисраъ ройи мӯҳмалаи[89] мазмума оварда буд ва дар яке зойи мӯъҷамаи[90] максур [91].

Шоир гуфт:

— Ин қофия рост нест, зеро ки яке ҳарфи «ро»-ст бенуқта ва яке харфи «зо»-ст бонуқта.

Он шахс гуфт:

— Инро нуқта мазан [92].

Шоир гуфт:

— Як ҷо қофия мазмум аст ва як ҷо максур.

Гуфт:

— Бингаред, ин чӣ нодон мардест! Ман мегӯям: Нуқта мазан, вай эъроб мекунад[93].

**Қитъа**

Он сифла, ки мадҳро зи зам [94] нашносад,
Фатҳ[95] аз касру [96] касрро зи зам [97] нашносад,
З-ӯ дар аҷабам, ки чун дам аз шеър занад,
К-ӯ шеъру[98] шаъирро[99] зи ҳам нашносад!

## Мутояба

Ду шоир бар як моидае[100] ҷамъ омаданд. Полудае оварданд бағоят гарм. Яке аз эшон мар дигареро гуфт:

— Ин полуда гармтар аст аз он ҳамиму[101] ғисоқ[102], ки фардо дар ҷаҳаннам хоҳӣ ошомид.

Дигарӣ дар ҷавоб гуфт:

— Яке байт аз ашъори худ бихон ва бар он бидам, то ҳам ту биёсойиву ҳам дигарон!

**Қитъа**

Аз хунук шеъри хеш як мисраъ
Гар кунӣ нақш бар дари дӯзах,

Аз ҷаҳаннам барад ҳарорати нор[103]
Дар ҳамим оварад бурудати ях[104].

**М у т о я б а**

Шоире пеши Соҳиб Аббод[105] як қасидае овард: ҳар байт аз девоне ва ҳар маънӣ зодаи табъи сухандоне.

Соҳиб Аббод гуфт:

— Аз барои мо аҷаб қатори шутур овардайӣ, агар касе маҳорашон бикушояд, ҳар як ба галаи дигар гирояд.

**Қ и т ъ а**

Ҳамегуфтӣ ба даъвӣ дӣ, ки шояд
Ба пеши шеъри азбам[106] ангубин ҳеҷ,
Зи ҳар ҷо ҷамъ кардӣ чанд байте,
Ба девонат набинам ғайр аз ин ҳеҷ.
Агар ҳар як ба ҷойи худ равад боз,
Ба ҷуз коғаз намонад бар замин ҳеҷ.

**М у т о я б а**

Фараздақ[107] малики Басраро, ки Холид ном дошт, мадҳ кард ва силаи мадҳ чандон, ки мехост, наёфт. Ба ин ду байташ ҳаҷв кард...

**Р у б о ӣ**

Оростаберун сарое дидам,
Дар мадҳи худованди саро печидам.
Олуд шиори шеъри покизаи ман
Аз лавси ҳадас[108], чу мадҳаш андешидам.

Чун ин ду байт ба Холид расид, даҳ ҳазор дирам ба вай фиристод ва пайғом дод, ки ба ин дирамҳо маъноеро, ки аз ботини худ намудайӣ ва зоҳири худро ба он олудайӣ, бишӯй!

**Қ и т ъ а**

Аҷаб мадор зи мамдӯҳ, агар кунад эҳсон,
Ба ҷойи модиҳи худ гарчӣ неку бад гӯяд.
Зи баҳри ҷуд кунад рашҳае равон, ки бад-он
Зи лавҳи хотири худ ҳарфи замми худ шӯяд.

**М у т о я б а**

Шоире бар фозиле шеър хонд. Чун ба итмом расонд, гуфт:
— Инро дар халоҷо гуфтам.
Фармуд, ки, валлоҳ, рост мегӯйӣ! Аз ин буйи он меояд.

**Қ и т ъ а**

Суханвар магӯ, гӯ, ки ашъори ӯ
Зи баҳри қадар[109] ё сафо омадаст.
Занад соҳиби завқро бар машом
Насиме, ки он аз куҷо омадаст.

**М у т о я б а**

Шоире пеши табиб рафту гуфт:

— Чизе дар дили ман гиреҳ шудааст ва вақти маро нохуш медорад ва аз он ҷо фасурдагӣ ба ҳама аъзои ман мерасад ва мӯй бар андоми ман бармехезад.

Табиб марде зариф буд, гуфт:

— Ҳеҷ шеъре ба тозагӣ гуфтайӣ, ки ҳанӯз бар касе нахонда бошӣ?

Гуфт:

— Оре.

Гуфт:

— Бихон!

Бихонд.

Боз гуфт:

— Бихон!

Бихонд.

Гуфт:

— Бархез, ки наҷот ёфтӣ. Ин шеър буд, ки дар дили ту гиреҳ шуда буд ва хунукии он ба берун сироят мекард. Чун аз дили худ берун кардӣ, халос ёфтӣ.

**Қ и т ъ а**

Чӣ шеър аст ин, ки чун номаш зи доно
Бипурсӣ, бар забонаш «ҳарза» ояд,
В-агар бар шарбати бемор хонӣ,
Таби мӯҳриқ[110] равад, табларза ояд.

**М у т о я б а**

Воизе бар болои минбар шеъре, аз ҳар чӣ гӯянд бемазатар, хонд ва ба тарвиҷи[111] он гуфт:

— Валлоҳ, инро дар аснои намоз гуфтаам.

Шунидам, ки яке аз маҷлисиён мегуфт:

— Шеъре, ки дар намоз гуфта шудааст, чунин бемаза аст, намозеро, ки дар вай чунин шеър гуфта шуда бошад, чӣ маза буда бошад?

**Қ и т ъ а**

Гуфтӣ, ки дӯш гуфтаам андар намози шаб
Шеъре, ки қадри ҷумлаи ашъор аз ӯ шикаст.
Он шеър агар зи манфази сифл[112] омадӣ фуруд,
З-он ёфтӣ намози ту ҳамчун вузӯ шикаст.

**М у т о я б а и м а н з у м**

Шоире хонд пурхалал ғазале,
К-ин ба ҳазфи[113] алиф бувад мавсуф.
Гуфтамаш нест санъате з-он беҳ
Ки кунӣ ҳазф аз он тамоми ҳуруф!

**М у т о я б а и   м а н з у м**

Дӣ ҳамехондӣ ба даъвӣ матлаъе,
К-ин на матлаъ, балки баҳри гавҳар ҳаст.
Кай сазад як баҳри танҳо хонданаш,
З-он ки ҳар мисраъ зи баҳре дигар аст.

**М у т о я б а и   м а н з у м**

Гар наёрӣ хонду натвонӣ навиштан ё зи вазн,
Зодаи табъат бурун бошад гаҳи назмоварӣ.
З-ин се хислат кай тавон дар шоирӣ айби ту кард,
Чун наёмад з-он халал дар мансаби пайғамбарӣ.

*Равзаи ҳафтум*

## ДАР ДОСТОНИ МУРҒОНИ ҚОФИЯСАНҶИ САРОБӮСТОНИ СУХАНВАРӢ ВА ТӮТИЁНИ ҒАЗАЛСАРОЙИ ШАКАРИТОНИ НАЗМГУСТАРӢ

Шеър дар урфи қудамои[1] ҳукамо каломест муаллаф[2] аз муқаддамоти мухайила[3], яъне аз шаъни он бошад, ки дар хаёли сомеъ[4] андозад маъониеро, ки мӯҷиби иқбол[5] бошад бар чизе ё эъроз[6] аз чизе, хоҳ фӣ нафсиҳӣ содиқ бошад, хоҳ не, хоҳ сомеъ эътиқоди он дошта бошад, хоҳ не, чунон ки гӯянд: «Хамр[7]—лаълест музоб ё ёқутест сайёл»[8] ё «асал — чизест талх ё шӯри қайкардаи занбӯр».

Ва мутааххирини[9] ҳукамо ба он вазн ва қофияро эътибор кардаанд. Фааммо дар урфи ҷумҳур [10] ҷузви вазн ва қофия дар он мӯътабар нест.

Пас шеър — каломе бошад мавзун[11] ва муқаффӣ [12] ва тахайюл [13] ва адами [14] тахайюл ва сидқ ва адами сидқро дар он ҳақиқат эътибор не.

### Маснавӣ

Ҳеҷ шоҳид чун сухан мавзун нест,
Сирри хубӣ зи хаташ берун нест.
Сабр аз ӯ саъбу тасаллӣ мушкил,
Хоса вақте, ки пайи бурдани дил,
Кашад аз вазн ба бар хилъати ноз,
Кунад аз қофия домон-ш тироз,
По ба халхоли радиф орояд,
Бар ҷабин холи хаёл афзояд,
Рух зи ташбеҳ диҳад ҷилва чу моҳ,
Бибарад ақли сад афтода зи роҳ,
Мӯ ба таҷнис зи ҳам бишкофад,
Холӣ аз фарқ ду гесӯ бофад,
Лаб зи тарсеъ гуҳаррез кунад,
Зулфи мушкин гуҳаровез кунад,
Чашм аз иҳом кунад чашмакзан,
Фитна дар анҷумани ваҳмфиган,
Бар сари чеҳра ниҳад зулфи маҷоз,
Шавад аз парда ҳақиқатпардоз.

...Шеър бар чанд ақсом аст чун қасида ва ғазал ва маснавӣ ва қитъа ва рубоӣ ва шуаро дар муморасати [15] онҳо мутафовит [16]. Баъзе мутафаннинанд[17], ки бар ҷамъи ин ақсом шеър гуфтаанд ва баъзе аз он қабиланд, ки майли эшон ба баъзе аз ин ақсом бештар будааст, чун мутақаддимон, ки эҳтимоми [18] эшон ба қасоид будааст ва дар мадоеҳ [19] ва мавоиз[20] ва ғайри он ва эҳтимоми баъзе ба маснавӣ, ба хилофи мутааххирон, ки суханони эшон аксар бар тариқи ғазал воқеъ шудааст ва адади ин тоифа аз ҳаду ҳаср [21] берун аст ва зикри тафосили [22] эшон аз қоидаи

иҳота мутаҷовиз [23]. Лоҷарам [24] бар зикри чанде аз машоҳири[25] эшон иқтисор[26] карда мешавад.

## Р Ӯ Д А К Ӣ[27]

Вай аз Мовароуннаҳр аст ва аз модар нобино зодааст. Аммо чунон закӣ ва тезфаҳм буд, ки дар ҳаштсолагӣ Қуръонро ба тамом ҳифз кард ва қироат биёмӯхт ва шеър гуфтан гирифт ва ба воситаи ҳусни савт дар мутрибӣ афтод ва ӯд биёмӯхт ва дар он моҳир шуд ва Наср ибни Аҳмади Сомонӣ [28] ӯро тарбият кард.

Гӯянд, ӯро дувист ғулом буд ва чаҳорсад шутур дар зери рахту бори ӯ мерафт ва баъд аз вай ҳеҷ шоирро ин мукнат[29] набуда. Ва ашъори вай, ал-ӯҳдату-ала-р-ровӣ[30], сад дафтар баромадааст ва дар «Шарҳи Яминӣ»[31] мазкур аст, ки ашъори вай ҳазор ҳазору сесад байт будааст. Ва аз суханони вай аст, дар сифати шароб:

Он ақиқӣ мае, ки ҳар кӣ бидид,
Аз акиқи гудохта нашнохт.
Ҳар ду як ҷавҳаранд, лек ба табъ
Ин бияфсурду он дигар бигдохт.
Нобисуда ду даст рангин кард,
Ночашида ба торак - андар тохт,

Ва дар насиҳат гӯяд:

**Қ и т ъ а**

Замона панде озодвор дод маро,
Замонаро чу накӯ бингарӣ, ҳама панд аст.
Ба рӯзи неки касон, гуфт, ғам махӯр зинҳор,
Басо касо, ки ба рӯзи ту орзуманд аст.

Ва дар баъзе таворих чунон мазкур аст, ки Наср ибни Аҳмад аз Бухоро омад ва ба Марви Шоҳҷон нузул фармуда буд ва муддати макси[32] вай он ҷо мутамодӣ [33] шуд. Аркони давлатро хотири Бухоро ва қусуру басотини [34] он мекашид. Аз Рӯдакӣ чизи бисёре тақаббул карданд[35], то байте чанд мушаввиқ [36] ва мурағғиби[37] вай ба Бухоро бигӯяд ва дар маҳалле муносиб бар оҳанги ӯд бар он тараннум кунад. Ва дар саҳарӣ, ки подшоҳ сабӯҳӣ карда буд, ин абётро бар оҳанги ӯд соз кард ва бихонд:

**Қ и т ъ а**

Боди ҷӯйи Мӯлиён ояд ҳаме,
Бӯйи ёри меҳрубон ояд ҳаме.
Реги Омӯву дуруштиҳои ӯ
Зери по чун парниён ояд ҳаме.
Оби Ҷайҳуну шигарфиҳои[38] ӯ
Хинги моро то миён ояд ҳаме.

Ай Бухоро, шод бошу дер зӣ,
Шоҳ наздат меҳмон ояд ҳаме.
Шоҳ моҳ асту Бухоро осмон,
Моҳ сӯйи осмон ояд ҳаме.
Шоҳ сарв асту Бухоро бӯстон,
Сарв сӯйи бӯстон ояд ҳаме.

Чунон дар нафси вай таъсир кард, ки бо шиққаи[39] хос ва кафш савор шуд ва як манзил бирафт.

Ва дар баъзе таворих ин ҳикоятро ба султон Санҷару амир Муиззӣ нисбат кардаанд. Валлоҳу таоло аълам[40].

## Д А Қ И Қ Ӣ[41]

Аз ҷумлаи шуарои мотақаддам[42] аст ва ибтидойи «Шоҳнома»-ро вай оғоз кардааст ва бист ҳазор байт камобеш гуфта ва Фирдавсӣ онро ба итмом расонида. Ва аз ҷумлаи суханони вай аст ин ду байт:

**Ш е ъ р**

Ёре гузидам аз ҳама мардум паринажод,
З-он шуд зи пеши чашми ман имрӯз чун парӣ.
Лашкар бирафту он бути лашкаршикан бирафт,
Ҳаргиз мабод кас, ки диҳад дил ба лашкарӣ.

Ва ин қитъаи дигар:

Ман ин ҷо дер мондам, хор гаштам,
Азиз аз мондани доим шавад хор.
Чу об андар шамар [43] бисёр монад,
Уфунат[44] гирад аз ороми бисёр.

## ИМОРА[45]

Вай низ аз мутақаддимон аст ва дар замони давлати Сомониён будааст ва табъе х(в)ашу шеъре дилкаш дошта. Ва аз ҷумлаи суханони вай аст ин ду байт:

**Ш е ъ р**

Ҷаҳон зи барф агар чанд гоҳ симин буд,
Зумуррад омаду бигрифт ҷойи тӯдаи сим.
Нигорхонаи кашмириён ба вақти баҳор
Ба боғ кард ҳама нақши хештан таслим.

Ва ин қитъаи дигар:

Ғарра машав ба он, ки ҷаҳонат азиз кард,
Ай бас азизро, ки ҷаҳон кард зуд хор.
Мор аст ин ҷаҳону ҷаҳонҷӯй --моргир
В-аз моргир мор барорад гаҳе димор.

Ва дар «Мақомот»- и султону-т-тариқа Шайх Абӯсаид Абулхайр[46] мазкур аст, ки рӯзе қаввол[47] дар пеши эшон ин байт бихонд:

**Шеър**

Андар ғазали хеш ниҳон хоҳам гаштан,
То бар лаби ту бӯса занам, чун-ш бихонӣ.

Шайхро вақт хуш шуд. Пурсид, ки:
— Ин шеъри кист?
Гуфтанд:
— Аз они Имора.
Гуфт:
— Бархезед, то бар зиёрати вай равем. Ва бо ҷамиъи муридон ба зиёрати вай рафтанд.

## УНСУРӢ[48]

Муқаддами шуарои асри худ будааст ва вайро Яминуддавла Маҳмуди Сабуктегин[49] ба назари қабул мулоҳазот фармуда ва аз суханони вай аст ин ду байт дар мадҳи ӯ:

**Назм**

Ту он шоҳӣ, ки андар Шарқу дар Ғарб
Ҷуҳуду габру тарсову мусулмон
Ҳамегӯянд дар тасбеҳу таҳлил,
Ки ё раб, оқибат Маҳмуд гардон.

Ва ин рубоӣ ҳам:

**Рубоӣ**

Бигрифт сари зулфи ту ранг аз дили ту,
Биздуд вафову меҳр занг аз дили ту.
То кам нашавад кибри паланг аз дили ту,
Мум аз дили ман баранду санг аз дили ту.

Ва гӯянд вайро маснавиёти бисёр будааст мувашшаҳ ба мадҳи султони мазкур ва яке аз он ҷумла мавсум аст ба «Вомиқу Азро» [50]. Аммо аз онҳо айну асар пайдо нест.

## А С Ҷ А Д Ӣ[51]

Вай аз Марв аст ва аз ҷумлаи модеҳони Яминуддавла[52] буд ва дар таҳнияти фатҳи вай Ҳиндустонро қасидае дорад, ки матлаъаш[53] ин аст:

**Ш е ъ р**

То шоҳи хурдабин сафари    Суминот[54] кард,
Кирдори хешро алами мӯъҷизот кард.

Ва дар сифати харбуза гӯяд:

**Қ и т ъ а**

Он забарҷадрангу мушкинбӯю таъмаш таъми шаҳд,
Ранги дебо дорад ӯ гӯйиву бӯйи ӯди хом.
Чун бибурридӣ,  шавад ҳар як аз он даҳ моҳи нав,
В-ар набуррӣ, бошад андар зоти худ моҳи тамом.

## ФАРРУХӢ[55]

Вай низ дар айёми давлати Яминуддавла буд ва аз фавозили[56] инъомоти[57] вай моли хатир [58] ба даст овард ва азимати тамошои Самарқанд кард. Чун ба наздики он хитта расид, қуттоъи тариқ[59] ҳар чӣ дошт, бибурданд. Ба Самарқанд даромад ва худро зоҳир накард[60]. Рӯзе чанд он ҷо буд. Ин қитъаро бигуфт ва бозгашт.

**Қ и т ъ а**

Ҳама наими Самарқанд сар ба сар дидам,
Назора кардам дар боғу роғу водию дашт.
Чу буд кисаю ҷайби ман аз дирам холӣ,
Дилам зи саҳни амал фарши хуррамӣ  бинвашт,
Басе зи аҳли ҳунар борҳо ба ҳар шаҳре
Шунида будам: Кавсар як асту ҷаннат- ҳашт,
Ҳазор кавсар дидам, ҳазор ҷаннат беш,
Вале чӣ суд, ки лабташна боз хоҳам гашт?!
Чу дида неъмат бинад, ба каф дирам набвад,
Саре бурида бувад дар миёни заррин ташт.

## ФИРДАВСӢ[61]

Вай аз Тӯс аст ва фазлу камолоти вай зоҳир. Касеро, ки чун «Шоҳнома» назме бувад, чӣ ҳоҷат ба мадҳу таърифи дигарон?! Мегӯянд, ки вай ба даҳқанат машғул мебуд. Бар вай тааддӣ рафт. Ба қасди тазаллум[62] рӯ ба Ғазнин ниҳод, ки тахтгоҳи Султон Маҳмуд буд. Чун ба он ҷо расид ва бар

боғистони он ҷо мегузашт, дид, ки се кас нишастаанду ба муошарат иштиғоли тамом доранд. Донист, ки аз мулозимони султонанд. Бо худ гуфт: «Пеши эшон раваму аз эшон кайфияти ҳол маълум кунам». Чун наздики эшон расид, аз вай мутаваҳҳиш[63] шуданд ва гуфтанд: «Ин мард маҷлиси моро мунағғас хоҳад кард. Ҳеҷ беҳ аз он нест, ки чун биёяд, гӯем: мо шоирони подшоҳем ва бо ғайри шоирон сӯҳбат намедорем ва се мисраъ бигӯем, ки робеъ[64] надошта бошад. Пас, гӯем: ҳар кас, ки мисраи робеъ бигӯяд, бо вай сӯҳбат медорем, ва агар не, моро маъзур дорад».

Чун Фирдавсӣ ба эшон расид, он чӣ ба худ мухаммар[65] сохта буданд, бо вай бигуфтанд.

Гуфт:

— Он мисраъҳо, ки гуфтаед, бихонед.

Унсурӣ гуфт:

— *Чун орази ту моҳ набошад равшан.*

Фаррухӣ гуфт:

— *Ҳамранги рухат гул набувад дар гулшан.*

Асҷадӣ гуфт:

— *Мижгон-т гузар ҳаме кунад аз ҷавшан.*

Чун Фирдавсӣ ин се мисроъ бишнид, бадеҳатан гуфт:

— *Монанди синони Гев дар ҷанги Пашан.*

Эшон аз он сухан мутааҷҷиб шуданд ва қиссаи Гев ва Пашан истифсор[66] намуданд. Онро машрӯҳ бозгуфт. Баъд аз он ба маҷлиси султон афтод ва мақбули назари вай шуд. Ва вайро гуфт:

- Маҷлиси моро Фирдавс сохтӣ.

Ва бад-он сабаб Фирдавсӣ тахаллус кард. Ва чун чанд моҳ баромад, ба назми «Шоҳнома» маъмур шуд. Ҳазор байт бигуфту пеши султон овард. Таҳсинҳо ёфт ва ҳазор динор зари сурхаш инъом фармуд. Пас, дар муддати сӣ сол «Шоҳнома»-ро тамом сохту пеши султон овард ва ба дастури он чӣ пештар воқеъ шуда буд, дар муқобалаи ҳар байте як динор зари сурх таваққӯъ медошт. Ҳосидон хавз[67] карданду гуфтанд: «Шоиреро чӣ қадри он, ки вайро бад-ин қадар ато сарфароз гардонанд». Ва силаи вайро бар шаст ҳазор дирам қарор доданд.

Фирдавсӣ аз он маънӣ биранҷид.

Мегӯянд, ки дар он вақт, ки он дирҳамҳо овардандӣ, вай дар ҳаммом буд. Чун аз ҳаммом берун омад, бист ҳазор дирам ба ҳаммомӣ дод ва бист ҳазор ба фаққоъие[68], ки фаққоъе чанд ба даст оварда буд ва бист ҳазор дирам ба он касоне, ки дирҳамҳо оварда буданд. Ва султонро ба чиҳил байт камобеш мазаммат кард, ки аз он ҷумла аст ин чанд байт:

**Маснавӣ**

Агар шоҳро шоҳ будӣ падар,  
Ба сар барниҳодӣ маро тоҷи зар.  
Чу андар табораш бузургӣ набуд,  
Наёрист номи бузургон шунуд.

Дарахте, ки талх аст онро сиришт,
В-араш дарнишонӣ ба боғи биҳишт,
В-ар аз ҷӯйи хулдаш ба ҳангоми об
Ба бех ангубин резию шаҳди ноб,
Саранҷом гавҳар ба кор оварад,
Ҳамон меваи талх ба бор оварад.

Пас аз ин махфӣ шуд. Ҳарчанд вайро талаб карданд, наёфтанд. Баъд аз чанд гоҳ Хоҷа Ҳасани Маймандӣ [69],ки мартабаи вазорат дошт, дар шикоргоҳе байте чанд аз «Шоҳнома» ба такрибе, ки воқеъ шуда буд, хонд. Султонро бисёр хуш омад. Пурсид, ки:

— Ин шеъри кист?

Гуфт:

— Шеъри Фирдавсӣ.

Аз кардаи худ пушаймон шуд ва фармон дод, ки шаст ҳазор динори зар бо хилъатҳои хос номзади Фирдавсӣ кунанд ва ба Тӯс баранд. Аммо толеъ мусоадат накард.

Гӯянд, чун он атияи султонӣ аз як дарвозаи Тӯс даровარданд, тобути Фирдавсиро аз дигар дарвозаи Тӯс баровარданд. Аз вай як духтар ворис монда буд, ба вай арз карданд. Ҳиммат варзиду қабул накарду гуфт:

— Маро чандон молу неъмат, ки кифофи маишат бошад, мавҷуд аст. Эҳтиёҷ ба он надорам.

Гумоштагони султон онро ба иморати работе дар он навоҳӣ сарф карданд.

**Қитъа**

Хуш аст қадршиносӣ, ки чун хамида сипеҳр
Сиҳоми[70] ҳодисаро кард оқибат қавсӣ.
Бирафт шавкати Маҳмуду дар замона намонд
Ҷуз ин фасона, ки нашнохт қадри Фирдавсӣ.

## НОСИРИ ХИСРАВ[71]

Дар саноати[72] шеър моҳир буд ва дар фунуни ҳикмат комил. Аммо ба сӯйи эътиқод ва майл ба зандақаву илҳод[73] муттаҳам шуда буд ва ӯро «Сафарнома»-ест, ки дар аксари маъмура сафар карда ва муҳоваротe[74], ки бо афозил [75] карда буд, дар он ҷо бо назм оварда ва ин абёт, ки Айнулқуззот[76] дар китоби «Зубдат-ул-ҳақоиқ» эрод карда, аз ҷумлаи манзумоти ӯст:

**Қитъа**

Ҳама ҷаври ман аз булғориён аст,
Ки модомам ҳаме бояд кашидан.
Гунаҳ булғориёнро низ ҳам нест,
Бигӯям, гар ту битвонӣ шунидан:

Худоё, ин балову фитна аз туст,
Валекин кас намеёрад чахидан.
Ҳаме оранд турконро зи Булғор
Зи баҳри пардаи мардум даридан.
Лабу дандони он хубони чун моҳ
Бад-ин хубӣ набоист офаридан,
Ки аз ишқи лабу дандони эшон
Ба дандон лаб ҳаме бояд газидан.

## АЗРАҚИИ ҲАРАВӢ[77]

Дар қавоиди шеър ва фазл моҳир буд ва дар қавонини илму ҳикмат комил... Ва аз суханони вай аст дар васфи шароб.

**Қ и т ъ а**

Соқӣ, биёр, лаъли мае, к-аз хаёли он
Андеша лолазор шавад, дида гулситон.
Гар бигзарад парӣ ба шаб, андар шуои ӯ
Аз чашми одамӣ натавонад шудан ниҳон.
Хушбӯйтар зи анбару рангинтар аз ақиқ,
Равшантар аз ситораву софитар аз равон.

## АМИР МУИЗЗӢ[78]

Вай дар замони давлати муиззуддунё ва-д-дин Санҷар бинбни Маликшоҳ[79] буд ва аз маддоҳони ӯст. Ва Муиззӣ нисбат ба ӯст ва он чӣ ӯро дар замони вай аз улувви[80] шаън ва рифъати[81] дараҷа муяссар шуд, кам шоиреро муяссар шуда. Ва гӯянд, ки се кас аз шуаро дар се давлат иқболҳо диданд ва қабулҳо ёфтанд, ки кас наёфт: Рӯдакӣ дар аҳди Сомониён ва Унсурӣ дар аҳди Маҳмудиён ва Муиззӣ дар давлати Санҷариён. Ва сабаби вафоти вай он буд, ки рӯзе султон аз даруни хиргоҳ тир андохт ва ӯ беруни хиргоҳ истода буд. Ногоҳ тир хато шуд ва бар вай омад, бияфтод ва дарҳол ҷон бидод.

Ва аз ҷумлаи суханони вай аст ин чанд байт:

**Ш е ъ р**

То нигори ман зи сунбул бар суман парчин ниҳод,
Доғи ҳасрат бар дили суратгарони Чин ниҳод.
Ҳар диле, к-аз саркашӣ нанҳод сар бар ҳеҷ хат,
Зери зулфи ӯ кунун сар бар хати мушкин ниҳод.
Ман ғуломи он хати мушкин, ки гӯйи мӯрча
Пойи мушколуд бар барги гули насрин ниҳод.

Ва ин чанд байти дигар аз қасидае, ки бар услуби шуарои тозизабон гуфта:

**Н а з м**

Ай сорбон, манзил макун ҷуз дар диёри ёри ман,
То як замон зорӣ кунам бар рабъу[82] атлолу[83] даман:
Рабъ аз дилам пурхун кунам, атлолро Ҷайҳун кунам,
Хоки даман гулгун кунам аз оби чашми хештан.
Аз рӯйи ёри хиргаҳӣ айвон намебинам тиҳӣ
В-аз қадди он сарви сиҳӣ холӣ намебинам чаман.
Ҷое, ки буд он дилситон бо дӯстон дар бӯстон,
Шуд гургу рӯбаҳро макон, шуд кӯфу[84] каргасро ватан.

## АБДУЛВОСЕЪИ ҶАБАЛӢ[85]

Вай фозили комил ва шоири моҳир буд ва ба ҳар ду забон — тозӣ[86] ва форсӣ сухан гуфта. Ва иттифоқ аст, ки ҳеҷ кас аз ӯҳдаи ҷавоби қасидаи машҳури вай, ки матлаъаш ин аст:

**Б а й т**

Кӣ дорад чун ту маъшуқе нигори чобуку дилбар,
Бунафшазулфу наргисчашму лоларӯю насринбар?

чунон ки мебояд, берун наёмадааст ва дар муфтатаҳи[87] як қасида гуфта:

**Қ и т ъ а**

Дар даҳр[88] нест аз ту дилафрӯзтар нигор,
Дар шаҳр нест аз ту ҷигарсӯзтар писар.
То кардаам ба лолаи сероби ту нигоҳ,
То кардаам ба наргиси пурхоби ту назар,
Гоҳе чу лолаам зи висолат шукуфтарӯй,
Гоҳе чу наргисам зи фироқат фигандасар.

## АДИБ СОБИРИ ТИРМИЗӢ[89]

Вай шоири фасеҳ ва фозили лабиб буд ва ашъори вайро латофате комил ва малоҳате тамом ҳосил аст. Ва афозил ба тақаддуми вай мӯътарифанд, чунон ки Анварӣ вайро бар худ тарҷеҳ[90] ниҳода он ҷо, ки дар қитъае таъдоди[91] камолоти худ мекунад, дар охири он мегӯяд:

**Б а й т**

Ин ҳама бигзор, бо шеъри муҷаррад омадам,
Чун Саноӣ[92] ҳастам, охир, гар на ҳамчун Собирам.

Ва аз ҷумлаи суханони вай аст ин чанд байт:

**Ғаз а л**

Ай орази ту хулду лаби ту чу салсабил,
Бар хулду салсабили ту ҷону дилам сабил.

Дар тоати ҳавои ту омад дилам, аз он-к
Аз тоат аст ёфтани хулду салсабил.
Ноҳид[93] пеши талъати ту кай диҳад фурӯғ?
Хуршед назди хидмати ту кай бувад ҷамил?[94]
Бағдоди ҳусну Мисри ҷамолию чашми ман
Бағдодро чу Даҷла бувад, Мисрро чу Нил.
Аз бори ранҷи ҳаҷри ту қаддам шуда камон
В-аз захми дасти ишқи ту ҳаддам[95] шуда чу Нил.

Ва аз ҷумлаи ашъори вай аст ин қитъа:

**Қитъа**

Давот[96], Ай писар, олати давлат аст,
Бад-ӯ давлати тундро ром Кун.
Чу хоҳӣ, ки давлат кунӣ аз давот,
«Алиф»-ро зи пайванд то «лом» кун.

## АНВАРӢ[97]

Ҳакиме комил ва фасеҳе фозил буд ва ҳусни шеър ва лутфи назм шаммаест аз улувви ҳол ва холест аз ҷамоли камоли ӯ. Ва суханони ӯ машҳур аст ва девони ӯ мастур [98] ва аз латоифи ашъори вай як қитъа, ки мушъир [99] аст ба насиҳати шуаро навишта мешавад:

**Қитъа**

Дӣ маро шоираке гуфт: «Ғазал мегӯйӣ?».
Гуфтам: «Аз мадҳу ҳиҷо [100] даст бияфшондам ҳам».
Гуфт: «Чун?» Гуфтамаш: «Он ҳолати гумроҳӣ буд,
Ҳолати рафта дигар боз наёяд зи адам.
Ғазалу мадҳу ҳиҷо ҳар се аз он мегуфтам,
Ки маро ҳирсу ғазаб буду ба он шаҳват зам.
Он яке шаб, ҳама шаб дар ғами андешаи он,
Ки кунад васфи лаби чун шакару зулфи ба хам.
В-он дигар рӯз ҳама рӯз дар он меҳнату ранҷ,
Ки куҷо в-аз кию чун касб кунад панҷ дирам.
В-он се дигар чу саги хаста, тасаллиш бад-он,
Ки забунӣ ба каф ояд, ки аз ӯ бошад кам.
Чун худо ин се саги гурснаро, ҳошо, кам
Боз кард аз сари ман —бандаи оҷиз ба карам.
Ғазалу мадҳу ҳиҷо гӯяму, ё раб, зинҳор!
Баски бо ақл ҷафо кардаму бо нафс ситам!
Анварӣ, лоф задан шеваи мардон набувад,
Чун задӣ, боре мардона нигаҳ дор қадам.
Гӯшае гиру сароеву наҷоте биталаб,
Ки на бас дер сар ояд ба ту бар ин ду-се дам...

Гӯянд, ба самъи малики Ғӯр расониданд, ки Анварӣ туро ҳиҷо гуфтааст. Ба малики Ҳирот навишт ва Анвариро талаб кард ва нисбат ба вай изҳори таваддуду талаттуф намуд, аммо мақсудаш интиқом буд. Ва малики Ҳирот онро ба фиросат дарёфт, аммо онро ба сареҳ наметавонист навишт. Дар мактубе, ки аз барои Анварӣ менавишт, ин байтҳоро дарҷ кард:

Ҳия-д-дунё сақалун би малоъи фиҳо
Ҳузору ҳазиран мин баттишӣ вафатикӣ.
Фа ло юғраркум тулу ибтисомӣ
Фа қавли музҳикун ва-л-фиълу мубкӣ[100a].

Анварӣ онро ба ҳусни фаросат дарёфт, василаҳо ангехт ва малики Ҳиротро аз он мутолиба гузаронид. Дигар бор малики Ғӯр вайро талаб кард ва малики Ҳиротро дар муқобалаи вай ҳазор гӯсфанд ваъда кард. Малики Ҳирот касеро муваккали Анварӣ кард, ки ночор сохта бояд шуд ва ба Ғӯр рафт, ки маро дар муқобили ту ҳазор гӯсфанд медиҳанд. Анварӣ гуфт:

— Ай подшоҳ! Марде, ки ӯро ҳазор гӯсфанд меарзад, туро ройгон намеарзад?! Маро бигзор, то боқии умр дар силки мулозимони ту бошам ва ҷавоҳири мадоеҳ дар пойи ту пошам!

Малики Ҳиротро ин сухан хуш омад ва ӯро нигоҳ дошт.

## РАШИДИДДИНИ ВАТВОТ[101]

Вай аз шуарои Мовароуннаҳр аст. Дар вақти худ устоди шуаро ва муқаддаму пешвои он табақа буд ва китоби «Ҳадоиқ-ус-сеҳр» дар саноеъи шеър таснифи ӯст. Ва дар мухотабаи баъзе аз вузаро мегӯяд:

**Қитъа**

Ту вазирию мадҳгӯйи ту ман,
Дасти ман бе ато раво бинӣ?!
Ту вазорат ба ман гузору маро
Мадҳате гӯй, то ато бинӣ.

Ва ин ду рубоӣ аз зодаи табъи ӯст.

**Рубоӣ**

Бар ёди рухи ту ин ҷаҳони гузарон
Бигзоштам, Ай моҳу ту аз бехабарон.
Даст аз ҳама шустаму нишастам ба карон,
Чун бе ту гузашт, бигзарад бе дигарон.

**Рубоӣ**

Чашме дорам ҳама пур аз сурати дӯст,
Бо дида маро хуш аст, чун дӯст дар ӯст.

Аз дидаю дӯст фарқ кардан на накӯст,
Ё дӯст ба ҷойи дида, ё дида ҳам ӯст.

## АМЪАҚ[102]

Вай низ аз шуарои Мовароуннаҳр аст ва устоди шуарои вақти худ аст. Ва ин чанд байт, ки дар муфтатеҳи[103] яке аз қасоид гуфта, бағоят бадеъу латиф воқеъ шудааст:

**Назм**

Агар мӯре сухан гӯяд в-агар мӯе равон дорад,
Ман он мӯри сухангӯям, ман он мӯям, ки ҷон дорад.
Танам чун сояи мӯясту дил чун дидаи мӯрон,
Зи ҳачри ғолиямӯе, ки чун мӯрон миён дорад.
Агар бо мӯр ё мӯе шабонрӯзе шавам ҳамраҳ,
На мӯр аз ман хабар ёбад, на мӯй аз ман нишон дорад.
Ба чашми мӯр даргунҷам, зи бас зорию бас сустӣ,
Агар хоҳад маро мӯре ба чашм андар ниҳон дорад.
Ман он мӯрам, ки аз зорӣ маро мӯе бипӯшонад,
Ман он мӯям, ки аз сустӣ кам аз мӯре тавон дорад.

## СӮЗАНӢ[104]

Вай аз Насаф будааст. Ба таҳсил ба Бухоро омад ва бар шогирди сӯзангаре ошиқ шуд ва ба шогирдии устоди вай рафт ва дар он маҳорате тамом ҳосил кард ва ҳазл бар табиати вай ғолиб буд ва бинобар он ҳазёноти бисёр гуфтааст ва ин ду байт аз қасидаест, ки дар эътизор [105] аз онҳо мегӯяд:

**Қитъа**

То кай зи гардиши фалаки обгинаранг
Бар обгинахонаи тоат занем санг?
Бар обгина санг задан — кори мову мо.
Тӯҳмат ниҳем бар фалаки обгинаранг.

Ва ин чанд байт аз қасидаи дигар аст, ҳам дар он маънӣ:

**Қитъа**

Зи ҳар бадӣ, ки ту донӣ, ҳазор чандонам,
Маро надонад аз ин гуна кас, ки ман донам.
Ба ошкор бадам, дар ниҳон зи бад бадтарам.
Худой донаду ман ошкору пинҳонам.
Ба як сағира маро раҳнамой шайтон буд,
Ба сад кабира кунун раҳнамойи шайтонам.

Ва дар қасидае дигар, аз ин услуб, мегӯяд:

**Н а з м**

Чу тири ғамза ба нозу карашма андозӣ,
Нишона аз дили мискини ман кун, Ай ғозӣ.
Нахуст бо ту ба дилбозӣ андар омадаам,
Чу дил намонад, тан дардиҳам ба ҷонбозӣ.
Чу ҳеҷ захми ту, Ай дӯст, бе навозиш нест,
Маро ба ғамза бизан, то ба бӯса бинвозӣ.
Ҳазор ошиқ дорию ман ҳазору якум,
Ба ман наёӣ, то з-он ҳама напардозӣ.

Дар мадҳи Ҳамидуддин Муставфии Ҷавҳарӣ, ки аз фузалойи Мовароуннаҳр буда, қасидае гуфтааст мавқуф. Мегӯянд, ки он мухтареъи хотири вай аст ва матлаъаш ин аст:

**Ш е ъ р**

Зиндагонии маҷлиси муstав-
Фии давлат Ҳамидуддин ал-Ҷав-

Ва пӯшида намонад, ки агар дар ин алфоз, ки аз он дар ҳар мисраъ ҷузве меафтад, чунон риоят кунанд, ки баъзе аз он аҷзоро фӣ нафсиҳӣ маънии мустақил бошад муносиби мақсуд,аз латофате холӣ нест.

Чунончӣ, дар ин қитъа:

Дӣ фиристод қитъае сӯйи ман
Нуктадоне зи зумраи фузало.
Карда лафзе се-чор аз он ба ду ним,
То кунад оҷиз аз ҷавоб маро.
Гуфтам андар ҷавоби вай, к-Ай маф-
Хари халқи Худову қозии ҳо-
Ҷатиасҳоби муттасиф ба фази-
Лати бисёр хоҳамат ба дуъо.

Ва ин рубоии дигар:

**Р у б о ӣ**

Ай шодии ид, чун ба коми дил аъ-
доям шуда маҳбус дар ин ғамкада маъ-
зурам бар аҳли дил, гар озоди маҳ-
бӯсият ба расми идиям аз ту тамаъ.

## АФЗАЛИДДИН ХОҚОНИИ ШЕРВОНӢ[106]

Вайро ба сабаби камоле, ки дар саноати шеър дошта, «Ҳассон-ул-Аҷам»[107] лақаб кардаанд. Аз ҳама шуаро дар услуби сухан мумтоз аст ва дар ин шеваи ғариб беанбоз[108]. Дар мавоизу ҳикам тариқаи ҳаким Саноӣ сипардааст ва дар гӯйи мусобақат аз ақрон бурда ва дар китъае бар ваҷҳи муфохарат[109] мегӯяд:

**Қитъа**

Шоири мубдеъ[110] манам, хони маонӣ марост,
Резахӯри хони ман Унсурию Рӯдакӣ.
Зинда чу нафси ҳаким номи ман аз тозагӣ,
Гашта чу моли карим ҳирси ман аз андакӣ.

Ва Рашидуддини Ватвот дар мадҳи вай гуфтааст:

**Қитъа**

Ай сипеҳри қадрро хуршеду моҳ
В-Ай сарири фазлро дастуру [111] шоҳ,
Афзалуддин, булфазоил [112], баҳри фазл,
Файласуфи динфизойи куфркоҳ.

Ва аз муқаттаоти вай аст ин ду байт.

**Қитъа**

Бас кун аз савдои хубон доштан, Хоқониё,
К-аз сари савдо хирадро дар сар ояд хирагӣ.
Сурати хубон ба маънӣ чун бубинӣ, ойина-ст,
К-аз бурун сӯ равшанӣ дорад, дарун сӯ тирагӣ.

Ва вайро маснавиест «Тӯҳфат-ул-Ироқайн» ном ва ин чанд байт аз муфтатеҳи он аст.

**Маснавӣ**

Моем назорагони [113] ғамнок
З-ин ҳуққаи сабзу мӯҳраи хок,
К-ин мӯҳраву ҳуққа то ба ҷоянд,
Саркисаи умр мекушоянд.
В-ин турфа, ки бар бисоти фармон
Мӯҳра зи ман асту ҳуққа гардон.
Худ булъаҷабони сеҳркоранд,
Гаҳ қоқуму [114] гоҳ қундуз [115] оранд.
Вақт аст, ки вақт дар сар ояд,
Селоби адам ба сар дарояд.
Вақт аст, ки ин чаҳор ҳаммол
Бинҳанд миҳаффаи [116] маҳу сол.

Вақт аст, ки маркабони анҷум
Ҳам наъл бияфгананду ҳам сум.

## ФАХРИИ ҶУРҶОНӢ[117]

Аз амосил [118] ва афозили рӯзгор аст. Мизони камоли фазл ва диққати шеъри вай китоби «Вис ва Ромин» аст ва он дар ин рӯзгор маҳҷуру ноёб. Ва ин чанд байт аз мавозеи мутааддиди [119] он китоб аст:

**Маснавӣ**

Хуш аст ин нукта аз гетишиносон,
Ки бошад ҷанг бар наззора осон.
Маро он ташти заррин нест дарх(в)ар,
Ки душман хуни ман бинад бад- ӯ дар.
Набошад морро бачча ба ҷуз мор,
Наёрад шохи бад ҷуз тухми бад бор.
Набошад хуш сафар дар тандурустӣ,
Нигар то чун бувад дар ранҷу сустӣ?!
Гулу наргис накӯ бошад ба дидан,
Валекин талх бошад дар чашидан.
Гуноҳи буда бар мардум нуҳуфтан
Басе некӯтар аз нобуда гуфтан.
Мисоли[120] подшоҳ чун оташ омад,
Ба табъ оташ ҳамеша саркаш омад.
Агар бо зӯри пилу табъи шерӣ,
Макун бо оташи сӯзон далерӣ!

## ЗАҲИРИ ФОРЁБӢ[121]

Вай аз машоҳири[122] ҷаҳон асту аз афозили даврон. Тамоми девони ӯ матбӯъу[123] мақбул аст. Ба латофат ва салосати сухани ӯ ҳеҷ кас нест. Девони вай машҳур аст ва ашъори вай бар забонҳо мазкур. Дар давлати Атобак Абӯбакр тарбиятҳо ёфт. Шабе дар маҷлиси вай ин рубоӣ бигуфт:

**Рубоӣ**

Ай вирди малоика дуъои сари ту,
Сар нест замонаро ба ҷойи сари ту.
Бо душмани ту наёми[124] шамшери ту гуфт:
«Сирри дили ман бод қазои сари ту».

Бифармуд, то ҳазор динор зари сурх дар маҷлис нисори ӯ карданд Бар асари ин рубоии дигар гуфт:

**Рубоӣ**

Шоҳо, зи ту кори мулку дин бонасак аст
В-аз адли ту ҷони зулму фитна рамақ аст,
Дар ақди ту рофизию сунни̅ бо ҳам
Карданд мувофиқат, ки Бӯбакр ҳақ аст.

Ва аз латоифи ашъори вай аст ин чанд байт бар услуби маснави̅:

**Маснави̅**

Олиме бар фарози минбар гуфт:
— Ки чу пайдо шавад сарои нуҳуфт,
Ришҳои сафедро зи гуноҳ
Бахшад эзид ба ришҳои сиёҳ.
Боз риши сиёҳ рӯзи умед
Бошад андар паноҳи риши сафед.
Мардаке сурхриш ҳозир буд,
Даст дар риш зад, чу ин бишнуд.
Гуфт: «Мо худ дар ин шумор наем,
Дар ду гети̅ ба ҳеҷ кор наем».

Ва камоли вай дар шеър ба масобаест [125], ки шуарои мутақаддам ба миёни вай ва Анвари̅ ва тарҷеҳи яке бар дигаре ихтилоф доштаанд. Чунон ки баъзе бар сабили истифсор[126] аз баъзеи дигар гуфтаанд:

**Қитъа**

Ай он замини виқор, ки бар осмони фазл
Моҳи хуҷистапайкару хуршедманзари̅!
Қавме зи ноқидони[127] сухан гуфтаи Заҳир
Тарҷеҳ медиҳанд бар ашъори Анвари̅.
Қавме дигар бар ин сухан инкор мекунанд,
Филҷумла, дар маҳалли низоъанду довари̅.
Тарҷеҳи як тараф ту бад-эшон намо, ки ҳаст
Зери нигини ҳукми ту мулки суханвари̅.

Ва Имомии Ҳарави [128] дар ҷавоби вай гуфтааст:

Ай солики масолики фикрат, дар ин суол
Маъзур нести̅, ба ҳақиқат чу бингари̅.
Тамйизро[129] зи баъди таносуб дар ин ду тавр
Ҳеҷ эҳтиёҷ нест дар ин шарҳгустари̅,
К-ин мӯъҷиз асту он сеҳр, ин - нуру он -чароғ,
Ин- моҳу он -ситора в- ин - ҳуру он - пари̅.

Ва дигаре гуфтааст дар ҷавоби ҳамон қитъа;

**Қитъа**

Ҳар мубтади̅, ки беҳуда тарҷеҳ мениҳад
Шеъри Заҳир бар сухани поки Анвари̅.

Монад бад-он гурӯҳ, ки нашнохтанд боз
Эъҷози Мӯсавиро аз сеҳри Сомирӣ.

## НИЗОМӢ[130]

Вай аз Ганҷа аст ва фазоилу камолоти вай равшан, эҳтиёҷ ба шарҳ надорад. Он қадар латоифу дақоиқу ҳақоиқ, ки дар китоби «Панҷ ганҷ» дарҷ кардааст, касро муяссар нест, балки мақдури [131] навъи башар нест. Ва берун аз он китоб аз вай шеър кам ривоят кардаанд ва ин ғазал аз суханони вай аст:

**Ғаз а л**

Ҷав ба ҷав меҳнати ман з-он рухи гандумгун аст,
Ки ҳама шаб рухи чун коҳам аз он пурхун аст.
Донаи гандуми ӯ сунбули тар дорад бор,
Камтарин хӯшаи ӯ Сунбулаи [132] гардун аст.
Аз тарозуи ду зулфаш чу ҷаве мушк харам,
Гандуме хоҳам афзун, ки сухан мавзун аст.
Ман чу гандум шудаам аз ғами ӯ ба ду ним
В-ин ғам ӯро ба яке ҷав, ки Низомӣ чун аст.

## КАМОЛ ИСМОИЛИ ИСФАҲОНӢ[133]

Вайро «Халлоқулмаонӣ» [134] лақаб кардаанд, аз бас маоние дақиқ, ки дар ашъори худ дарҷ кардааст ва ҳеҷ кас аз шуарои мутақаддам ва муттааххарро он даст надодааст, ки вайро дода. Аммо муболиғаи вай дар тадқиқи маонӣ иборати вайро аз ҳадди салосат ва равонӣ берун бурдааст ва ашъори вай бисёр асту девони вай машҳур.

## САЛМОНИ СОВАҶӢ[135]

Вай шоире фасеҳ ва сухангузоре балиғ аст. Дар салосати иборот ва диққати ишорот беназир афтодааст. Ва дар ҷавоби устодон қасоид дорад ва баъзе аз асл хубтар ва баъзе фурӯтар ва баъзе баробар. Ва вайро маъонии хосса бисёр аст ва бисёр аз маонии устодонро, ба тахсис [136] Камол Исмоил, дар ашъори худ эрод карда ва чун он сурат хубтар ва услуб марғубтар воқеъ шуда, маҳалли таъну маломат нест.

**Қ и т ъ а**

Маънии нек бувад шоҳиди покизабадан,
Ки ба ҳарчанд дар ӯ ҷома дигаргун пӯшанд.
Кисвати ор бувад бозпасин хилъати ӯ,

Гар на дар хубияш аз пештар афзун пӯшанд.
Ҳунар аст он, ки куҳан хирқаи пашмин зи бараш
Бадар оранду дар ӯ атласу аксун [137] пӯшанд.

Ва вайро ду китоби маснавист: яке «Ҷамшеду Хуршед» ва дар он чандон такаллуф[138] кардааст, ки онро аз чошнии шоирӣ берун бурдааст; ва дигаре «Фироқнома» ва он китобе бадеъ ва назме латиф аст. Ва ғазалиёти вай низ бисёр матбӯъ ва маснӯъ [139] аст. Аммо аз чошнии ишқу муҳаббат, ки мақсуд аз ғазал аст, холист, табъи арбоби завқ бар он иқбол наменамояд ва аз ҷумлаи муқаттаоти вай аст ин чанд байт:

Канори ҳирс, дило, пур кучо тавонӣ кард
Ту аз тамаъ, ки се ҳарфи миёнтиҳӣ[140] афтод?
Азизи ман, дари дарвешию қаноат зан,
Ки хорӣ аз тамаъу иззат аз қаноат зод.
Агар билағзад пойи тавонгарӣ, саҳл аст,
Саодати сари дарвешию қаноат бод!

## МУҲАММАД АССОРИ ТАБРЕЗӢ[141]

Вай соҳиби китоби «Меҳру Муштарӣ»-ст ва дар он ҷо латоиф ва бадоеъ бисёр аст ва ин чанд байт аз он китоб аст дар сифати бинии маъшуқ :

**Маснавӣ**

Кашида бар гули насрин зи бинӣ
Хате дар байни лутфу нозанинӣ.
Яди [142] қудрат сутуне баста симин
Ба зери он ду тоқи анбарогин.
Миёни ҷазъу [143] лаъли он гуландом
Мунаббат [144] шӯшае аз нуқраи хом.
Гули занбақ [145], валекин ношукуфта,
Фарози ёсамину лола хуфта.

Ва аз ҷумлаи суханони вай аст ин қитъа, ки дар аснойи он маснавӣ зикр кардааст:

**Қитъа**

Маҷӯ, Ассор, меҳр аз табъи мардум,
Ки гул ҳаргиз зи шӯристон нахезад.
Вафо аз сурати бемаънии халқ
Чу аз сурат малоик мегурезад.
Ба ғирболи фалак бар фарқи инҳо
Қазо ҷуз гарди ғаддорӣ набезад.
Ба меҳр онро, ки некӣ беш хоҳӣ,
Ба кинат ҳар замон бадтар ситезад.

Чу ашк онро, ки созӣ ҷой дар чашм,
Агар дасташ диҳад, хунат бирезад.

## ШАЙХ САЪДИИ ШЕРОЗӢ[146]

Номи вай Муслиҳиддин аст ва ҳамоно, ки Саъдӣ нисбат ба номи мамдӯҳ аст. Вай қудваи [147] мутағаззилон[148] аст. Ҳеҷ кас пеш аз вай беш аз вай тариқи ғазал наварзида ва суханони вай ҳама тавоифро [149] мақбул афтода. Яке аз шуаро гуфта ва, алҳақ, гавҳари инсоф суфта:

**Қ и т ъ а**

Дар шеър се тан паямбаронанд,
Ҳарчанд, ки «ло набию баъдӣ» [150].
Авсофу қасидаю ғазалро
Фирдавсию Анварию Саъдӣ.

## ХОҶА ҲОФИЗИ ШЕРОЗӢ[151]

Аксар ашъори вай латифу матбӯъ аст ва баъзе қариб ба сарҳадди эъҷоз. Ғазалиёти вай нисбат ба ғазалиёти дигар дар салосат ва равонӣ ҳукми қасоиди Заҳир дорад нисбат ба қасоиди дигарон. Ва салиқаи шеъри вай наздик аст ба салиқаи Низории Қӯҳистонӣ[152]. Аммо дар шеъри Низорӣ ғассу самин [153] бисёр аст ба хилофи шеъри вай. Ва чун дар шеъри вай асари такаллуф зоҳир нест, вайро «Лисонулғайб» [154] лақаб кардаанд.

## ШАЙХ КАМОЛИ ХУҶАНДӢ[155]

Вай дар латофати сухан ва диққати маонӣ ба мартабаест, ки беш аз он мутасаввир [156] нест. Аммо муболиға дар он шеъри вайро аз ҳадди салосат берун бурдааст ва аз чошнии ишқу муҳаббат холӣ монда. Дар эроди амсол ва ихтиёри баҳрҳои сабук бо қофияҳову радифҳои ғариб, ки саҳлу мумтанеъ аст, татаббӯъи[157] Ҳасани Деҳлавӣ мекунад. Аммо он қадар маонии латиф, ки дар ашъори вай аст, дар ашъори Ҳасан нест ва он, ки вайро «дузди Ҳасан» мегӯянд, бинобар ҳамон татаббӯъ тавонад буд ва дар баъзе аз девонҳои вай ин фард дида шудааст:

**Ф а р д**

Кас бар сари ҳеҷ рахна нагрифт маро,
Маълуми ҳамешавад, ки дузди Ҳасанам.

Ва баъзе аз орифон, ки ба сӯҳбати Шайх Камол ва Хоҷа Ҳофиз — ҳар ду расида будаанд, чунин фармудаанд, ки сӯҳбати Шайх беҳ аз шеъри вай бувад ва шеъри Ҳофиз беҳ аз сӯҳбати ӯ.

## ХИСРАВИ ДЕҲЛАВӢ[158]

Дар шеър мутафаннин [159] аст ва қасидаю ғазалу маснавиро варзида ва ҳамаро ба камол расонида. Ва татаббӯи Хоқонӣ мекунад. Ҳарчанд дар қасида ба вай нарасида, аммо ғазалро аз вай гузаронида. Ғазалҳои вай ба воситаи маонии ошно, ки арбоби ишқу муҳаббат ба ҳасби завқу виҷдони худ онро дармеёбанд, мақбули ҳама кас афтодааст. «Хамса»-и Низомиро кас беҳ аз вай ҷавоб накарда ва варои [160] он маснавиҳои дигар дорад, ҳама маснӯъу матбӯъ.

## ҲАСАНИ ДЕҲЛАВӢ[161]

Вайро дар ғазал тариқи хос аст. Аксар қофияҳои тангу радифҳои ғариб ва баҳрҳои хушоянда, ки асл дар шеър, хосса дар ғазал, мулоҳизаи инҳост, ихтиёр кардааст. Лоҷарам, аз иҷтимои онҳо шеъри вайро ҳолате ҳосил омадааст, ки агарчӣ ба ҳасаби [162] бодиназар осон менамояд, аммо дар гуфтан душвор аст. Ва лиҳозо [163] ашъори вайро «саҳли мумтанеъ» гуфтаанд. Муосири Хисрави Деҳлавӣ будааст ва бо якдигар сӯҳбат медоштаанд ва мубосатот [164] мекардаанд, чунончӣ Ҳасан мегӯяд:

**Қитъа**

Хисрав аз роҳи карам бипзирад
Он чӣ ман — банда, Ҳасан, мегӯям.
Суханам чун сухани Хисрав нест,
Сухан ин аст, ки ман мегӯям.

Ва дигар аз шуарои мутағаззил [165] **Хоҷа Имоди Фақеҳ** [166] аст, аз Кирмон. Вай шайхи хонақоҳдор будааст. Шеъри худро бар ҳамаи воридони хонақоҳ мехондааст ва истидъои[167] ислоҳ мекарда ва аз ин ҷо мегӯянд, ки шеъри вай шеъри ҳамаи аҳолии Кирмон аст.

Ва дигар **Хоҷуст**[168] ва вай низ аз Кирмон аст ва дар тазйини [169] алфоз ва таҳсини [170] иборот ҷаҳде балиғ дорад. Ва лиҳозо вайро «нахлбанди шуаро» мехонанд.

Ва аз шуарои Мовароуннаҳр **Носири Бухороист** [171] ва дар ашъори вай чошние ҳаст аз тасаввуф. Ва дигаре **Хоҷа Исматуллоҳи Бухороист**[172] ва вай дар ғазал татаббӯи Хисрав мекунад; ва дигар **Бисотии Самарқандист** [173] ва шеъри вай холӣ аз латофате нест, аммо аз фазоили муктасаба [174] бисёр орӣ будааст, чунончи аз ашъори вай зоҳир аст; ва дигар **Хаёлист**[175] ва шеъри вай холӣ аз хаёле нест ва аз ашъори вай аст ин ду байт:

Ай тири ғаматро дили ушшоқ нишона,
Халқе ба ту машғулу ту ғоиб зи миёна.
Гаҳ мӯътакифи [176]дайраму гаҳ сокини масҷид,
Яъне ки туро металабам хона ба хона.

Ва аз шуарои Хуросон **Озарии Исфароинист** [177] ва дар ашъори вай томот [178] бисёр аст ва аз матлаъҳои писандидаи вай аст:

**Байт**

Боз шаб шуд, чашми ман майдони гиря об зад,
Сели ашк омад, шабехун бар сипоҳи хоб зад.

Ва дигар **Котибии Нишопурист** [179] ва вайро маонии хос бисёр аст ва дар адои он маонӣ низ услуби хос дорад. Аммо шеъри вай якдаст ва ҳамвор нест, шутургурба афтодааст; ва дигар **Шоҳии Сабзаворист**[180] ва вайро ашъор латиф аст, якдаст ва ҳамвор бо иборати покиза ва маонии пурчошнӣ; ва дигар **Орифии Ҳаравист**[181] соҳиби муқовалаи «Гӯю чавгон» ва он **аз** назмҳои саромади ӯст ва ин чанд байт аз он китоб аст дар сифати аспи чавгонӣ:

**Маснавӣ**

Чун гӯйи сипеҳр гард бастӣ
Майдон-майдон чу гӯй ҷастӣ.
Ҳар бор, ки дар арақ шудӣ ғарқ,
Борон будию дар миён барқ.
Бигрехта озар [182] аз суми ӯ,
Овехта сарсар аз думи ӯ.
Ҳар пай, ки давида дар бари гӯй,
Гардида зи суръаташ сари кӯй.
Он лаҳза, ки дар набард рафта,
Сад боди сабо ба гард рафта.
Аз кӯҳ чу сел даргузашта
В-аз баҳр чу бод баргузашта.

Ва соҳибдавлате[183], ки замони мо ба вуҷуди шарифи ӯ мушарраф аст. Ҳарчанд пояи қадри вай назар ба маротиби ҷоҳу ҳашмат ва қурби подшоҳи соҳибшавкат ва қиёс ба маноқиби маънавӣ аз фазлу адабу фазоили мавҳубу мактасаб аз он баландтар аст, ки вайро ба ҳусни шеър таъриф кунанд ва ба ҷавдати назм тавсиф. Аммо чун хотири шарифаш ба воситаи касби фазилати тавозӯъ касри нафс ба он фуруд омадааст, ки худро дар силки ин тоифа мунхарит гардонидааст, дигаронро ҳиҷоби таҳошӣ аз он маънӣ, ки вайро аз табақаи эшон донанду аз зумраи эшон шуморанд, муртафеъ гашта, аммо инсоф ин аст, ҳар ҷо ин тоифа бошанд, вай сар бошад ва ҳар гоҳ номи ин табақа нависанд, вай сардафтар. Чунон ки ин муаммо ба исми шарифаш мабнӣ[184] аз ин маънист: Алишер:

Ало сияри-л-алфози сирту даҳран
В-аҳразту-л-фазоилу би-л-фавозил.
Ва би исмука фақту аҳли-л-фазли тарран,
Лизо суратуҳу фавқа-л- афозил. [185]

Ва чун гавҳари номаш бузургтар аз он аст, ки ҳар маҳалле аз назм

садафи он тавонад буд ва ҳар маҷом аз шеър шарафи он тавонад ёфт, тахаллуси ашъораш ба он чӣ аз ин муаммои дигар мафҳум мегардад, номзад гашта: Навоӣ:

Кунҳи номаш дар тахаллусҳо наёбад ҳеҷ кас,
Бар лаби ёбандагон аз вай навое дону бас.

Ва агарчӣ вайро ба ҳасби табиат ва вусъати қобилият ҳар ду навъ шеър: туркӣ ва форсӣ муяссар аст, аммо майли табъи вай ба туркӣ аз форсӣ бештар аст ва ғазалиёти вай ба он забон аз даҳ ҳазор зиёдат хоҳад буд. Маснавиёте, ки дар муқобалаи «Хамса»-и Низомӣ вуқӯъ ёфта, ба сӣ ҳазор наздик ва ҳамоно, ки ба он забон беш аз вай ва беҳ аз вай касе шеър нагуфтааст ва гавҳари назм насуфта. Ва аз ҷумлаи ашъори форсии вай аст қасидае, ки дар ҷавоби қасидаи Хисрави Деҳлавӣ, ки мусаммост ба «Дарёи Аброр», воқеъ шуда ва муштамил аст дар бисёре аз маонии дақиқа ва хаёлоти ғарибаи латифа ва матлааш ин аст:

**Байт**

Оташин лаъле, ки тоҷи Хисравонро зевар аст,
Ахгаре баҳри хаёли хом пухтан дар сар аст.

Ва ин рубоиро дар таҳнияти қудуми баъзеояндагон [186] аз сафари Ҳиҷоз дар руқъае [187] навишта буд:

**Рубоӣ**

Инсоф бидеҳ, Ай фалаки минофом,
То з-ин ду кадом хубтар кард хиром?
Хуршеди ҷахонтоби ту аз ҷониби субҳ,
Ё моҳи ҷаҳонгарди ман аз ҷониби Шом?!

Ва ин рубоии дигар дар руқъае дигар:

**Рубоӣ**

Ин нома на нома, дофеъи дарди ман аст,
Ороми даруни ранҷпарварди ман аст.
Таскини дили гарму дами сарди ман аст,
Яъне хабар аз моҳи ҷаҳонгарди ман аст.

Ва ин рубоии дигарро ба таҷдид дар руқъае дигар навишта:

**Рубоӣ**

Гар дар дайрам, ба гуфтугӯят бошам,
В-ар дар ҳарамам, ба ҷустуҷӯят бошам,
Дар вақти ҳузур рӯбарӯят бошам,
Дар ғайбат равӣ, дил ба сӯят бошам.

*Равзаи ҳаштум*

## ДАР ҲИКОЯТЕ ЧАНД АЗ ЗАБОНИ АҲВОЛИ БЕЗАБОНОН, ХИРАДМАНДОНУ НУКТАДОНОН АМСОЛИ ОН ВАЗЪ КАРДААНД, ТО БА ҶИҲАТИ ҒАРОБАТУ[1] НУДРАТ[2] ТАБИАТ БАР ОН ИҚБОЛ НАМОЯД ВА БАР ВАЙ АБВОБИ[3] ФАҲМИ ҲИКАМ ВА МАСОЛЕҲ БИКУШОЯД

**Қитъа**

Он надидӣ, ки хурдадон ба шакар
Доруи талхро кунад ширин.
То ба он ҳила аз тани ранҷур
Бибарад ранҷу меҳнати дерин.

**Ҳикоят**

Рӯбоҳе бо гурге дами мусодақат[5] мезад ва қадами мувофақат мениҳод. Бо якдигар ба боғе гузаштанд, дар устувор буд ва деворҳо пурхор. Гирди он гардИданд, то ба сӯрохе расиданд, ки бар рӯбоҳ фарох ва бар гург танг. Рӯбоҳ осон даромад ва гург ба заҳмати фаровон. Ангурҳои гуногун диданд ва меваҳои рангоранг ёфтанд. Рӯбоҳ зирак буд, ҳоли берун рафтанро мулоҳаза кард ва гурги ғофил чандон, ки тавонист, бихӯрд. Ногоҳ боғбон огоҳ шуд ва чӯбдасте бардошт ва рӯй бар эшон ниҳод. Рӯбоҳи борикмиён зуд аз сӯрох биҷаст ва гурги бузургшикам дар он ҷо маҳкам шуд. Боғбон бар вай расид, чӯбдаст кашида чандонаш бизад, ки гург на мурда, на зинда, пӯст дарида ва пашм кандида аз он тангной берун рафт.

**Қитъа**

Зӯрмандӣ макун, Ай хоҷа, ба зар,
К-охири кор забун хоҳӣ рафт.
Фарбеҳат кард басе неъмату ноз,
З-он бияндеш, ки чун хоҳӣ рафт?!
Бо чунин ҷусса, надонам, ки чӣ сон
Ба дари марг бурун хоҳӣ рафт?!

**Ҳикоят**

Каждуме заҳри мазаррат[6] дар неш ва тири хабосат[7] дар кеш азимати сафар кард. Ногоҳ бар лаби обе паҳновар расид, хушк фурӯ монд: на пойи гузаштан ва на ёройи бозгаштан. Сангпуште он маъниро аз вай мушоҳада кард, бар вай тараҳҳум намуд ва бар пушти худаш савор кард ва худро дар об андохт ва ошнокунон[8] рӯй ба ҷониби дигар ниҳод ва дар он асно овозе ба гӯши сангпушт расид, ки каждум чизе бар пушти вай мезанад. Савол кард, ки:

— Ин чӣ овоз аст?

Ҷавоб дод, ки:

— Ин овози неши ман аст, ки бар пушти ту мезанам. Ҳарчанд медонам, ки бар он коргар намеояд, аммо одати худро наметавонам гузошт.

Сангпушт бо худ гуфт: «Ҳеҷ беҳ аз он нест, ки ин бадсириштро аз ин хӯйи зишт бираҳонам ва некӯсиратонро аз осеби вай эмин гардонам. Ба об фурӯ рафт ва вайро мавҷ даррабуд ва ба ҷое буд, ки гӯиё ҳаргиз набуд.

**Қитъа**

Ҳар авоне[9], ки дар ин базмгаҳи шарру фасод
Тори сад ҳила ба ҳар лаҳза аз ӯ соз диҳанд,
Беҳ аз он нест, ки дар мавҷи фано ғӯта хӯрад,
То вай аз хулқи худу халқ зи вай бозраҳанд.

## Ҳикоят

Муше чанд сол дар дӯкони хоҷаи баққол буд ва аз нуқлҳои хушк ва меваҳои тар моломол ба сар мебурд ва аз он неъматҳои хушку тар мехӯрд. Хоҷаи баққол онро медид ва иғмоз [10] мекард ва аз мукофот эъроз менамуд [11], то рӯзе ба ҳукми он, ки гуфтаанд:

**Байт**

Сифлаи дунро чу гардад меъда сер,
Бар ҳазорон шӯру шар гардад далер,-

ҳирсаш бар он дошт, ки ҳамёни хоҷаро бибуррид ва аз сурху сафед[12] ҳар чӣ буд, ба хонаи худ кашид. Чун хоҷа ба вақти ҳоҷат даст ба ҳамён бурд, чун кисаи муфлисон тиҳӣ ёфт ва чун меъдаи гуруснагон холӣ. Донист, ки он кори муш аст. Гурбавор камин карду вайро бигирифт ва риштаи дароз дар пойи ӯ баст ва бигзошт, то ба сӯрохи худ дарун рафт ва ба андозаи ришта ғаври[13] онро бидонист. Дунболи он гирифт ва он сӯрохро биканд, то ба хонаи вай расид. Хонае дид чун дӯкончаи саррофон сурху сафед бар ҳам рехта ва динору дирҳам бо ҳам омехта. Ҳаққи худро тасарруф намуд ва мушро берун овард ва ба чанголи гурба супурд, то ҷазои худ дид, он чӣ дид ва мукофоти ноҳақшиносии худ кашид, он чӣ кашид.

**Қитъа**

Гар шӯру шаре ҳаст — ҳарисони ҷаҳонрост,
Хуррам дили қонеъ, ки зи ҳар шӯру шаре раст.
Дар иззи қаноат ҳама равҳ[14] омаду роҳат,
Дар ҳирс фузунист, агар дарди саре ҳаст!

## Ҳикоят

Рӯбоҳе бар сари роҳе истода буд ва чашми муроқабат [15] бар чапу рост ниҳода. Ногоҳ аз дур сиёҳие пайдо шуд. Чун наздик омад, дид, ки яке дарранда

— гург бо саге бузург бар сурати дӯстони содиқ ва ёрони мувофиқ, ҳамроҳ меоянд: на онро аз ин таваҳҳуми қарибӣ ва на инро аз он дағдаға осебе. Рӯбоҳ пеш давиду салом кард ва вазифаи эҳтиром ба ҷой овард ва гуфт:

— Алҳамдулиллоҳ, ки кини дерин ба меҳри тоза мубаддал шудааст ва душмании қадим ба дӯстии ҷадид иваз гашта. Аммо мехоҳам, ки бидонам сабаби ин ҷамъият чист ва боиси ин амният кист?

Саг гуфт:

— Сабаби ҷамъияти мо душмании шубон [16] аст, аммо душмании гург ва шубон мустағнӣ аз баён аст ва сабаби душмании ман бо вай он, ки дирӯз ин гург, ки имрӯз маро давлати рафоқати вай даст додааст, бар рамаи мо ҳамла кард ва як барра бирабуд. Ман, чунон ки одати ман бувад, дар қафои вай бидавидам, то он барраро аз вай биситонам, аммо ба вай нарасидам. Чун боз омадам, шубон чӯб бар ман кашид ва бе мӯҷиб маро ранҷонид, ман низ робитаи дӯстӣ аз вай бигусастам ва бо душмани қадими вай бипайвастам.

**Қитъа**

Ба душман дӯст шав з-он сон, ки ҳаргиз
Ба теғи душманӣ нахрошадат пӯст.
Макун бо дӯст чандон душманӣ соз,
Қи бар рағми [17] ту бо душман шавад дӯст.

## Ҳикоят

Рӯбоҳеро гуфтанд:

— Ҳеҷ тавонӣ сад динор биситонӣ ва пайғоме ба сагони деҳ расонӣ?

Гуфт:

— Валлоҳ, музде фаровон аст, аммо дар ин муомила хатари ҷон аст.

**Қитъа**

Аз сифла нили[18] макрамат уммед доштан
Киштӣ ба мавҷи луҷҷаи ҳирмон [19] фигандан аст.
Пеши адӯ забун шудан аз майли ҷоҳу мол,
Худро ба вартаи хатари ҷон фигандан аст.

## Ҳикоят

Шутуре дар саҳро чаро мекард ва аз хору хошоки он саҳро ғизо мехӯрд. Ба хорбуне расид чун зулфи маҳбубон дарҳам ва чун рӯйи хубон тозаву хуррам. Гардани оз [20] дароз кард, то аз он баҳра баргирад. Дид, ки дар миёни он афъие ҳалқа зада ва сарро бо дум фароҳам оварда. Бозпас гашт ва аз орзуи ӯ даргузашт.

Хорбун пиндошт, ки эҳтирози вай аз захми синони ӯст ва иҷтиноби вай аз тезии дандони ӯ. Шутур онро дарьёфт.

Гуфт:

— Бими ман аз ин меҳмони пӯшида аст, на аз мизбони ошкор ва тарси

ман аз заҳри дандони мор аст, на аз захми пайкони хор. Агар на ҳавли ин меҳмон, хӯрдаме, мизбонро як луқма кардаме.

**Қ и т ъ а**

Гар аз лаим битарсад карим, нест аҷаб,
Зи хубси [21] нафс, на аз пашму устухон, тарсад.
Касе, ки по  нанҳад дар миёни хокистар,
Муқаррар аст, ки аз оташи ниҳон тарсад.

**Ҳ и к о я т**

Саге аз ҳар тӯъма бебаҳра бар дари дарвозаи шаҳр истода буд. Дид, ки қурси ноне гардон-гардон аз шаҳр берун омад ва рӯй ба саҳро ниҳод. Саг дар дунболи вай давон шуд ва овоз дод, ки:

— Ай қуввати тан ва Ай қути равон [22] ва орзуи дилу ороми ҷон, азимати куҷо кардаӣ ва рӯй ба куҷо овардайӣ?

Гуфт:

— Дар ин биёбон бо ҷамъе аз сарҳангон аз гургону палангон ошноӣ дорам, эҳтироми зиёрати эшон бастаам.

Саг гуфт:

— Маро матарсон, ки агар ба коми наҳанг ва даҳани шер равӣ ҳам, ман дар қафойи туам.

**Қ и т ъ а**

Онам, ки ба умри хеш ҳаргиз
Холӣ нашудам зи орзуят.
Гар гирди ҳама ҷаҳон бигардӣ,
Сокин нашавам зи ҷустуҷӯят.

**Қ и т ъ а и  д и г а р**

Онон, ки ҷуз ба нон набувад зинда ҷонашон,
Доранд рӯ ба хидмати дунон барои нон.
Гар филмасал зи дасти касон сад қафо хӯранд,
Ҳамчун саги гурусна даванд аз қафойи нон.

**Ҳ и к о я т**

Панҷпоякро гуфтанд:

— Чаро ба шакли каҷпайкарон афтодӣ ва пой дар роҳи каҷравӣ бинҳодӣ?

Гуфт:

— Аз мор таҷриба доштам, ки ба он ростӣ ва ростравӣ ҳамеша аз санги ҷафо саркӯфта аст ё аз захми ситам думбурида.

**Қ и т ъ а**

Ҳар ҷо парӣ ба сурати худ гардад ошкор,
Ӯро чу ҷон кашанд дар оғӯши хеш танг.

Ҳар ҷо ба шакли рост барояд, ба сони мор
Сангиндилон зи дур задандаш ба чӯбу санг.

### Ҳ и к о я т

Кабӯтарро гуфтанд:

— Чун аст, ки ту ду бача беш барнаёрӣ, чун мурғи хонагӣ бар бештар аз он қудрат надорӣ?

Гуфт:

— Бачаи кабӯтар ғизо аз ҳавсалаи модару падар мехӯрад ва чӯжаи[23] мурғи хонагӣ аз мазбала[24] бар ҳар роҳгузар. Аз як ҳавсала ғизои ду бача беш натавон дод ва аз ним мазбала дари рӯзии ҳазор чӯжа тавон кушод.

### Қ и т ъ а

Хоҳӣ, ки шавӣ ҳалолрӯзӣ,
Ҳамхона маку наёли бисёр.
Донӣ, ки дар ин сарочаи танг
Ҳосил нашавад ҳалоли бисёр!

### Ҳ и к о я т

Ғуке аз ҷуфти худ ҷудо монду меҳнати беҷуфтияш бар канори дарьё нишонд: ҳар сӯ назар меандохт ва хотири ғамдидаро аз ғами беҷуфтӣ мепардохт. Ногаҳон:

### М а с н а в ӣ

Моҳие дид дар миёнаи об,
Ҳамчун оби равон равон ба шитоб.
Ё чу микрозе аз сабикаи сим,
Атласи сатҳи об аз ӯ ба ду ним.
Ё чу эмин ҳилоле аз каму кост,
Мутамоил ба ҷунбиш аз чапу рост.

Чун ғук вайро бидид, хотираш ба сӯҳбати вай кашид. Қиссаи беҷуфтии худро дар мнён оварду аз вай талаби мусоҳабат кард.

Моҳӣ гуфт:

— Мусоҳабатро муносибат дарбоист аст ва мусоҳиби номуносиб сӯҳбатро ношоист. Маро бо ту чӣ муносабат?! Маро ҷо дар қаъри дарёву туро манзил бар канори соҳил, маро даҳон хомӯшу туро забон пур аз хурӯш; туро қубҳи лиқо - сипари бало, ҳар кӣ шакли туро бинад, нахоҳад, ки бо ту нишинад; ва маро ҳусни манзар сармояи хавфу хатар, ҳар кӣ ба ҷамоли ман дида барафрӯзад, чашми тамаъ дар висоли ман дӯзад; мурғони осмон дар ҳавои мананд ва вуҳуши саҳро дар савдои ман; сайёдон гоҳ чун дом дар ҷустуҷӯи ман бо ҳазор дида ва гоҳ чун шаст аз бори орзуи ман бо пушти хамида.

Ин бигуфт ва роҳи қаъри дарё бардошт ва ғукро бар соҳил танҳо бигузош.

### Қитъа

Бо касе маншин, ки набвад бо ту дар гавҳар яке,
Риштаи пайванди сӯҳбат иттиҳоди гавҳар аст.
Ҷинсро бо ҷинсу бо ноҷинс агар гирӣ қиёс:
Ин ба сони обу равған в-он чу ширу шаккар аст.

### Ҳикоят

Гунҷишке хонаи маврусии[25] худро бозпардохту дар фурҷаи[26] ошёнаи лаклаке хона сохт.

Бо вай гуфтанд:

— Туро чӣ муносабат, ки бо ҷуссае бад-ин ҳақирӣ бо ҷонваре бад-он бузургӣ ҳамсоя бошӣ ва худро бо вай дар маҳалли иқомат ва манзили истиқомату манзили истиқомат ҳампоя дорӣ?

Гуфт:

— Ман низ ин қадар донам, аммо ба донистаи худ амал натавонам. Дар ҳамсоягии ман морест, ки чун ҳар сол бачагон бароварам ва ба хуни ҷигар бипарварам, ногоҳ бар хонаи ман тозад ва бачагони маро қут созад. Имсол аз вай гурехтаам ва дар домани давлати ин бузург овехтаам. Умед медорам, ки доди маро аз ӯ биситонад, чунонки ҳар сол бачагони маро ӯ қути худ гардонидааст, имсол вайро қути бачагони худ гардонад.

### Қитъа

Чу рӯбоҳ дар бешаи шер бошад,
Зияд эмин аз захми чанголи гургон.
Зи бедоди хурдон амон ёбад он кас,
Ки гирад ватан дар ҷавори бузургон.

### Ҳикоят

Сагеро гуфтанд:

— Сабаб чист, ки дар хонае, ки бошӣ, гадо гирди он натавонад гашт ва ба ҳар остонае, ки хуспӣ, аз он ҷо натавонад гузашт?

Гуфт:

— Ман аз ҳирсу тамаъ дурам ва ба бетамаъию қаноат машҳур; аз хоне ба лаби ноне қонеам ва аз бирёне ба хушк устухоне хурсанд. Аммо гадо сухраи[27] ҳирсу тамаъ аст ва муддаии ҷӯъу мункири шабаъ[28], нони якҳафтааш дар анбону[29] забонаш дар талаби нони якшаба ҷунбон; ғизои даҳрӯзааш дар пушту асои дарюзааш[30] дар мушт. Қаноат аз ҳирсу тамаъ дур аст ва қонеъ аз ҳариси томеъ[31] нуфур.[32]

### Қитъа

Дар ҳар диле, ки иззи қаноат ниҳод пой,
Аз ҳар чӣ буд ҳирсу тамаъро, бибаст даст.
Ҳар ҷо, ки арз кард қаноат матои хеш,
Бозори ҳирсу маъракаи озро шикаст.

### Ҳикоят

Рӯбоҳбачае бо модари худ гуфт:

— Маро ҳилае биёмӯз, ки чун бар кашокаши саг дармонам, худро бираҳонам. Гуфт:

— Он ҳила фаровон аст, аммо беҳтарини ҳама он аст, ки дар хонаи худ бинишинӣ: на ӯ туро бинад ва на ту ӯро бинӣ.

### Қитъа

Чу бо ту хасм шавад сифлае, на аз хирад аст,
Ки дар хусумати ӯ макру ҳила соз кунӣ.
Ҳазор ҳила тавон сохт в-аз ҳама он беҳ,
Ки ҳам зи сулҳу ҳам аз ҷангаш эҳтироз кунӣ.

### Ҳикоят

Сурхзанбӯре бар магаси асал зӯр овард, то вайро тӯъмаи худ созад. Ба зорӣ даромад, ки:

— Бо вуҷуди ин ҳама шаҳду асал маро чӣ қадру маҳал, ки онро бигузорӣ ва ба ман рағбат орӣ?

Занбӯр гуфт:

— Агар он шаҳд аст, ту шаҳдро конӣ ва агар он асал аст, ту сарчашмаи онӣ.

### Қитъа

Ай хуш он марди ҳақиқат, ки зи пайғому салом
Рӯ битобад, ба сӯйи моидаи васл равад.
Асл чун рӯй намояд зи паси пардаи фаръ[33],
Фаръро боз гузорад, ба сари асл равад.

### Ҳикоят

Мӯреро диданд ба зӯрмандӣ камар баста ва малахеро даҳ баробари худ бардошта. Ба тааҷҷуб гуфтанд:

— Ин мӯрро бубинед, ки бо ин нотавонӣ бореро ба ин гаронӣ чун мекашад.

Мӯр чун ин сухан бишунид, бихандид ва гуфт:

— Мардон борро ба нерӯйи ҳиммат ва бозуи ҳамийят кашанд, на ба қуввати тан ва захомати [34] бадан.

### Қитъа

Боре, ки осмону замин сар кашад аз он,
Мушкил тавон ба ёварии ҷисму ҷон кашид.
Ҳиммат қавӣ кун аз мадади раҳравони ишк,
К-он борро ба қуввати ҳиммат тавон кашид.

### Ҳикоят

Уштуре маҳоркашон дар саҳро мечарид. Муше бар вай расид ва вайро бехудованд[35] дид, ҳирсаш бар он дошт, ки маҳораш гирифт ва ба хонаи худ равон шуд. Уштур низ аз он ҷо, ки фитрати ӯ мафтур[36]бар инқиёд[37] аст ва ҷибиллати[38] ӯ маҷбул бар адами[39] мухолафату инод, бо ӯ мувофақат кард. Чун ба хонаи вай расид, сӯрохе дид бағоят танг.

Гуфт:

— Ай муҳоландеш, ин чӣ буд, ки кардӣ? Хонаи ту чунин хурду ҷуссаи ман чунин бузург, на хонаи ту аз ин бузургтар тавонад буд ва на ҷуссаи ман аз ин хурдтар, миёни ману ту сӯҳбат чун даргирад ва муҷоласат [40] чун сурат пазирад?!

### Қитъа

Чун равӣ роҳи аҷал з-ин сон, ки мебинам туро
Дар қафо аз бори ҳирсу оз уштурворҳо.
Борҳои хешро чизе сабук гардон, ки нест
Тангнои маргро гунҷойиши ин борҳо.

### Ҳикоят

Меше аз ҷӯе бичаст, дунбаи вай боло афтод. Буз бихандид, ки:

— А... и туро дидам.

Меш рӯй бозпас кард, ки:

— Ай беинсоф, ман солҳо а... и туро бараҳна дидам ва ҳаргиз нахандидам ва таъни ту написандидам. Ту пас аз умре, ки як бор маро чунин дидайӣ, чӣ дар сарзаниши ман печидайӣ?!

### Маснавӣ

Чун лаиме бо ҳазорон айбу ор
Рӯзу шаб бар халқи олам ошкор,
Бинад андак айбе аз соҳибкарам,
Барнаёрад ҷуз ба таъну лаън дам:
Он ба айби ин шавад яксар забон
В-ин ба зикри ӯ наёлояд даҳон.

### Ҳикоят

Гове бар галаи худ солор[41] буд ва дар миёни говон ба қуввати сурӯ[42] номдор. Чун гург бар эшон зур овардӣ, офати вай ба захми сурӯ аз эшон дур кардӣ. Ногоҳ дасти ҳодиса бар вай шикаст овард ва суруи вайро офате расид. Баъд аз он чун гургро бидидӣ, дар паноҳи говони дигар хазидӣ. Сабаби онро аз вай суол карданд. Дар ҷавоб гуфт:

### Р у б о ӣ

3-он рӯз, ки аз суруи худ мондам фард,
Шуд маъракаи диловарӣ бар ман сард.
Дерин масале ҳаст, ки дар рӯзи набард,[43]
Зарбат бувад аз ҳарбаву [44] даъвӣ аз мард.

### Ҳ и к о я т

Уштуру дарозгӯше ҳамроҳ мерафтанд. Ба канори ҷӯе бузург расиданд. Аввал уштур даромад. Чун ба миёни ҷӯй расид, об то шиками вай баромад. Дарозгӯшро овоз дод:

— Дарой, ки об то шикам беш нест.

Дарозгӯшт гуфт:

— Рост мегӯӣ, аммо аз шикам то шикам тафовут аст. Обе, ки ба шиками ту наздик аст, аз пушти ман хоҳад гузашт.

**Қ и т ъ а**

Ай бародар, аз ту беҳтар ҳеҷ кас нашносадат,
З-он чӣ ҳастӣ як сари мӯ хешро афзун манеҳ!
Гар фузун аз қадри ту бистоядат нобихраде,
Қадри худ бишносу пой аз ҳадди худ берун манеҳ!

### Ҳ и к о я т

Товусу зоғе дар саҳни боғе фароҳам расиданд ва айбу ҳунари якдигарро диданд. Товус бо зоғ гуфт:

—Ин мӯзаи сурх, ки дар пои туст, лоиқи атласи заркаш ва дебои мунаққаши ман аст. Ҳамоно, дар он вақт ки аз шаби торики адам[45] ба рӯзи равшани вуҷуд меомадем, дар пӯшидани мӯза ғалат кардаем: ман мӯзаи кемухти сиёҳи туро пӯшидаам ва ту мӯзаи адими[46] сурхи маро.

Зоғ гуфт:

—Ҳол бар хилофи ин аст. Агар хатое рафтааст, дар пӯшишҳои дигар рафтааст: боқии хилъатҳои ту муносиби мӯзаи ман аст. Ғолибан, дар он хоболудагӣ ту сар аз гиребони ман барзадаӣ ва ман сар аз гиребони ту.

Дар он наздикӣ кашафе[47] сар ба ҷайби муроқаба фурӯ бурда буд ва он муҷодалаву[48] муқоваларо [49] мешунуд, сар баровард, ки:

— Ай ёрони азизу дӯстони соҳибтамиз, ин муҷодалаи беҳосилро бигузоред ва аз ин муқовалаи билотаъйил [50] даст бидоред, ки Худои таоло ҳама чизро ба як кас надодааст ва зимоми ҳама муродот дар кафи як кас наниҳода. Ҳеҷ кас нест, ки варо хоссае надода, ки дигаронро надодааст ва дар вай хосияте наниҳода, ки дигаронро наниҳода. Ҳар касро ба додаи худ хурсанд бояд буд ва ба ёфтаи худ хушнуд.

**Қ и т ъ а**

Бурдан ҳасад аз ҳоли касон таври хирад нест,
Зинҳор, ки аз таври хирад дур набошӣ.

Аз халқ тамаъ ҳамчу ҳасад мояи ранҷ аст,
Бигсил тамаъ аз халқ, ки ранҷур набошӣ.

### Ҳикоят

Рӯбоҳе ба чанги кафторе[51] гирифтор шуд, дандони тамаъ дар вай маҳкам кард. Рӯбоҳ фарёд баровард, ки:

—Ай шери бешаи зӯрмандӣ ва Ай паланги қуллаи сарбаландӣ, бар аҷзу шикастагин ман бибахшой ва шаколи [52] ин ашколро [53] аз пойи ҷаҳонпаймойи ман бикушой! Ман муште пашму устухонам! Аз хӯрдани ман чӣ хезад ва дар озурдани ман кӣ овезад?.

Ҳарчанд аз ин мақула сухан ронд, дар вай нагирифт.

Гуфт:

—Ёд ор ҳаққе, ки маро бар туст. Аз ман орзуи мубошират кардӣ, орзуи туро баровардам. Чанд бор мутаоқиб [54] бо ту мубошарат кардам.

Кафтор чун ин гуфтори шанеъ[55] бишнид, оташи ғайрат бар вай ҷӯшид, даҳон бикушод, ки:

—Ин чӣ сухани беҳуда аст ва ин воқеа кай ва куҷо буда?

Аз вай даҳон кушодан ҳамон буд ва аз рӯбоҳ рӯ дар гурез ниҳодан ҳамон.

### Қитъа

Ба қавли хуш чу наёбӣ зи чанги хасм раҳойӣ,
Беҳ он бувад, ки забонро ба нохушӣ бикушойӣ.
Чу қуфли хона бар оҳистагӣ кушода нагардад,
Пайи шикастанаш он беҳ, ки сӯйи санг гиройӣ.

### Ҳикоят

Шаколе[56] хурӯсеро дар хоби саҳар бигирифт. Хурӯс фарёд бардошт, ки:

— Ман мӯниси бедоронам ва муаззини шабзиндадорон, аз куштани ман бипарҳез ва хуни маро ба теғи тааддӣ марез!

### Байт

Чаро бе мӯҷибе бо ман ситезӣ,
Ки хоҳӣ бе гунаҳ хунам бирезӣ?

Шакол гуфт:

— Ман ба куштани ту чунон якҷиҳат нестам, ки ба ҳеҷ ваҷҳ аз он боз наистам. Хотири худро аз ин ихтиёр бипардохтам ва туро дар ин сурат мухайяр [57] сохтам, ки агар хоҳӣ, ба як зарбати панҷа ҷони туро биситонам ва агар хоҳӣ, туро луқма-луқма тӯъмаи худ гардонам!

**Қ и т ъ а**

Ҷуз ба тадбиру хирад аз сари худ дафъ макун,
Бо ту шарире агар шӯру шаре гирад пеш.
Ба тазаррӯъ[58] масипар роҳи халосӣ, ки ба он
Аз бадаш гар гузаронӣ, батаре гирад пеш.

## ХОТИМА

Дар дил чунон мегашт ва дар хотир чунон мегузашт, ки ин нома ба зудӣ ба охир наянҷомад ва хома дар тайи мақосиди[1] он ҳолиё аз ҷунбиш наёромад. Аммо чун ойинаи табъи гӯянда занги маломат гирифт ва ба сайқали сидқи рағбати шунаванда сақолат напазируфт, бад-ин қадар иқтисор афтод.

**Қитъа**

Баст[2] кун, Ҷомиё, бисоти сухан,
Ки аз он хубтар бисоте нест.
Лек хомӯш нишину дам даркаш,
Табъро гар дар он нишоте нест.
Нест кофӣ бисоти табъи ту низ
Агар аз сомеъ[3] инбисоте[4] нест.

Ва ҳар чӣ аз мақулаи[5] назм гузашта, ба нозиме мансуб нагашта, зодаи табъи муҳаррири[6] ин рисола аст ва натиҷаи фикри муқаррири[7] ин мақола.

**Рубоӣ**

Ҷомӣ ҳар ҷо, ки номае иншо орост,
Аз гуфтаи кас ба орият ҳеҷ нахост.
Онро, ки зи сунъи худ дукон пурколост,
Даллолии колои касонаш на сазост.

Уммед ба макорими[8] ахлоқи мутолиакунандагон он, ки чун бар халале муталлеъ шаванд, ба зайли афв ва иғмоз[9] бипӯшанд ва дар ифшои он ба забони ғайб ва эътироз накӯшанд.

**Қитъа**

Чун бубинӣ зи ошное айбе,
Гар ба бегонагон нагӯй, беҳ.
З-он ки дар кеши охирандешон
Айбпӯшӣ зи айбҷӯйи беҳ.

Дар таърихи қатъи атноби [10] итноб[11] ва тайи асбоби асҳоб:

**Қитъа**

Такупӯйи хома дар ин турфа нома,
Ки Ҷомӣ бад-ӯ кард табъозмойӣ,
Ба вақте шуд охир, ки таърихи ҳиҷрат
Шавад нӯҳсад, ар ҳашт бар вай физойӣ[12] .

## ТАВЗЕҲОТ ВА ШАРҲИ ЛУҒОТ

### *Муқаддима*

1. Равза — боғ
2. Иблоғ — огоҳ кардан
3. Аврoқ — ҷ. варақ
*4.* Авсоф — ҷ. васф
5. Таъаллум — омӯхтан
6. Маънуси тибоъ — мувофиқи табиат
7. Маълуфи истимоъ — ба шунидан одаткарда
8. Эшон — онҳо
9. Талтиф — сабук кардан
10. Сар — тасаввур
11. Ташхиз — тез кардан
12. Анфос — ҷ. нафас
13. Ашҷор — ҷ. шаҷар - дарахтон
14. Таҳтуҳа-л-анҳор — зери онҳо наҳрҳост
15. Би анфоси-ш-шарифиҳи ва татаббуан ли ашъори-л-латифиҳи — ба нафаси мубораки ӯ ва дар пайравӣ ба ашъори латифи ӯ
16. Зайн — ороиш
17. Нусрату-д-дунё—зафарманди дунё
18. Муиззу-д-давла — азизу арҷманди давлат
39. Каҳф-ул-ҳофиқайн — пушту паноҳи шарқу ғарб
20. Ҷалолат — бузургию шукӯҳ
21. Дурҷ — қуттии гавҳардон
22. Дуда — насл, авлод
23. Иноят — меҳрубонӣ
24. Фарзи айн — он чӣ иҷрояш ҳатмист
25. Саъд ибни Зангӣ — ҳокими вилояти Форс дар замони Саъдии Шерозӣ (асри XIII)
26. Гулистон ва баҳористон ба ду маънӣ — ҳам ба маънойи луғавӣ ва ҳам номи китобҳои Саъдию Ҷомӣ омадаанд
27. Латоиф — ҷ. латифа- назокатҳо
28. Муштамил — доро, иборат будан
29. Шақоиқ — ҷ. шақиқа-лолаҳо
30. Раёҳин — ҷ. райҳон
31. Барди дай — сармои зимистон
32. Ҷавониб — ҷ. ҷониб
33. Навоҳӣ — ҷ. ноҳия-атроф
34. Хай — арақ
35. Сурохӣ — зарфи шароб
36. Риёз — ҷ. равза-боғҳо
37. Аъроз — ҷ. арз — мол
38. Мутолаба — талаб кардан
39. Аъвоз — ҷ. аваз — он чӣ иваз мешавад

40. Эҳтимом — кӯшиш

41. Танмият — нумӯ додан, парвардан

### *Равзаи нахустин*

1. Пири Ҳирот — ишора ба Абдуллоҳи Ансорӣ (1006 — 1088)— шоир ва олими тоҷик, ки дар Ҳирот умр ба сар бурдааст

2. Разия-л-лоҳу анҳу — худованд ӯро бибахшад; Баъди номи ҳамаи орифон ин ибора маояд, ки дигарҳояш ихтисор карда шуд

3. Асҳоб — ҷ. саҳб — ҳамсӯҳбатон

4. Сарии Сақатӣ — яке аз саромадони аҳли тасаввуф буда, соли 870 дар Бағдод вафот ёфтааст

5. Қиёи намудан — бархостан

6.Тарҷ.: «Шунидам ҳидояткунандаеро, ки маро ба бодия раҳнамунӣ мекард ва мегуфт: гиря мекунам ва намедонам кӣ бар ман хоҳад гиря кард ва гиря мекунам аз он ки ту аз ман дур гаштайӣ ва ту ресмони гардани маро меканӣ (маро раҳо мекунӣ) ва аз ман дурӣ мекунӣ».

7. Ҷунайди Бағдодӣ (ваф. 910) — аз назариячиёни машҳури сӯфия

8. Абӯҳошими сӯфӣ — аз бузургонн сӯфия буда, соли 983 дар Сурия фавтидааст

9. Маъруфи Каррухӣ — яке аз пешвоёни сӯфия, ки дар шарқи Эрон ба дунё омада, дар Бағдод соли 815 фавтидааст

10. Тақозо — талаб

11. Мутақозӣ — талабанда

12. Боязид — Абӯязиди Бистомӣ (ваф. 974) — яке аз орифони аввалини эронӣ

13. Суннат — корҳое, ки иҷрояш зарур, аммо ҳатмӣ нест

14. Фарз — корҳое, ки иҷрояш ҳатмист

15. Мавло — соҳиб; пири тариқат

16. Қурб — наздикӣ

17. Шиблӣ — Абӯбакр Муҳаммад Ҷаъфар ибни Халафи бухороӣ (ваф. 945) —шоири сӯфии арабизабон

18. Муддаъӣ — даъвогар

19. Саҳл Абдуллоҳи Тустарӣ (ваф. 816) — сӯфии ироқӣ, ки бештар дар Басра ҳаёт ба сар мебурд

20. Абӯсаъиди Харроз (ваф. 899) — орифи мисрӣ

21. Абулҳасани Нурӣ (ваф. 907) — сӯфии ироқӣ, шогирди Сарии Сақатӣ

22. Абӯбакри Воситӣ — сӯфии машҳур, чанде дар Осиёи Миёна зиндагӣ карда, соли 932 вафот кардааст

23. Мастур — зери парда будан

24. Абулҳасани Фушанҷӣ — яке аз донишмандону сӯфиёни номдори Хуросон (ваф. 952), ки аз Фушанҷ аст. Фушанҷ шакли арабишудаи маконе дар наздикии Ҳирот, ки аслан Пушанг ном дорад

25. Абӯалии Даққоқ — орифи машҳури хуросонӣ, ки соли 1014 фавтидааст

26. Абулҳасани Хараќонӣ (ваф. 1033) — сӯфии донишманди машҳури хуросонӣ, ки бо Абӯалӣ ибни Сино мулоқотҳо доштааст

27. Абӯсаиди Абулхайр (957—1049) — орифу шоири рубоисарои машҳури форсу тоҷик

28. Рӯям Абӯмуҳаммад — сӯфии машҳури ироқӣ, ки соли 915 вафот кардааст

29. Зиллат — хорӣ

30. Бушри Хофӣ (ваф. 841) — сӯфии машҳур, ки дар Осиёи Миёна таваллуд шуда, дар Бағдод аз олам гузаштааст.

31. Ангоштан — тасаввур кардан

32. Шақиқи Балхӣ (ваф. 810) — яке аз нахустин орифони Осиёи Миёна

33. Мудбир — ҳаромкор

34. Юсуф бин-ал-Ҳусайн — яке аз саромадони сӯфия, ки аз аҳли Рай буд (ваф. 913)

35. Тавозӯъ — хоксорӣ, фурӯтанӣ

36. Мойӣ ва манӣ — такаббуру худситойӣ

37. Маъраз — ҷойи зуҳур, мавқеъ

38. Абӯбакри Варроқ (ваф. 980) — аз орифон ва шайхони машҳури Осиёи Миёна, ки дар Тирмиз таваллуд шуда, баъди ба ҷодаи тасаввуф қадам гузоштан бисёр сайру саёҳат кардааст

39. Муқаддарот — сарнавишт, тақдир

40. Иқтисоби мазаллат — касб (ба даст озардан)-и хорӣ

41. Меҳнати ҳирмон — азоби маҳрумӣ, ҷудойӣ

42. Иброҳими Хавос — аз орифони маълуми нимаи аввали асри IX

43. Инқиёд — итоат, фармонбардорӣ

44. Аҳком — ҷ. ҳукм

45. Авомир — ҷ. амр — фармудани кори нек

46. Навоҳӣ — ҷ. наҳй — боз доштан аз корҳои бад

47. Абӯалии Рӯдборӣ Аҳмад ибни Муҳаммад — сӯфии машҳури асри X (ваф. 933).

48. Муошарат — омезиш; сӯҳбат

49. Аздод — ҷ. зид

50. Абулаббоси Қассоб — орифи табаристонӣ, ки дар асри X зистааст

51. Хирқа — либоси дарвешӣ

52. Зуннор — миёнбанди пайравони динҳои ғайримусулмонӣ дар кишварҳои исломӣ

53. Баҳруддини Нақшбанд — яке аз пешвоёни маслаки сӯфия, ки солҳои 1318—1389 умр ба сар бурдааст

54. Силсила — насаб; фирқаи дарвешон

55. Далқ — либоси дарвешӣ

***Равзаи дувум***

1. Ташреҳ — пайванд кардани дарахт

2. Ҳикам — ҷ. ҳикмат — суханони бузургу олӣ

3. Рашаҳот — ҷ. рашҳа — чакраҳо
4. Қулуб — ҷ. қалб — дилҳо
5. Ҳукамо — ҷ. ҳаким — донишмандон
6. Арозӣ — ҷ. арз — заминҳо
7. Хавотир — ҷ. хотир
8. Матовӣ — ч. мато—ҳалқаҳо, печидагиҳо
9. Дафотир — ҷ. дафтар
10. Муқтазо — талаб, хост
11. Хаззи фонӣ — айши даргузар
12. Искандари Румӣ — лашкаркаши Юнон, ки солҳои 336-328 пеш аз мелод ҳукумат кардааст
13. Муҳиб — бадҳайбат, даҳшатангез
14. Ҷанб — паҳлу, ҷониб
16. Мумтаҳан — имтиҳоншаванда
16. Сифлатабъ — пастҳиммат, пастфитрат
17. Лаим — хасис
18. Фисус — истеҳзокорӣ
19. Зиллат — хорӣ
20. Фар(р) — шукӯҳ
21. Афридун — Фаридун, яке яз подшоҳони асотирии «Шоҳнома»
22. Тавқеъ — фармон
23. Эъмор — бино кардан, эҷод намудан
24. Мунтафеъ — баҳраёб
25. Мӯътамид — шахси боэьтимод, шахси боваринок
26. Безаҳманд — маломатпазир, шарманда
27. Фузул — пургӯ, лаққӣ
28. Гироидан — майлу рағбат кардан
29. Ибни Муқаффаъ — нависанда ва тарҷумони машҳури асри VIII, ки аслан эронинажод буда, бисёр асарҳо, аз ҷумла «Калила ва Димна»-ро аз забони паҳлавӣ ба арабӣ тарҷума кардааст
30. Истидъо — талаб, хоҳиш
31. Абдон — ҷ. бадан
32. Мараз — касалӣ
33. Мастур — пӯшида
34. Ғаромат — товон
35. Молик — соҳиб
36. Бихрад — хирадманд
37. Мавсуф — шоиста, лоиқи васф
38. Хизоб — ранги мӯй
39. Маъҷун — дору, омехта
40. Кизб — дурӯғ
41. Изтирор — ноилоҷ, ба таври маҷбурӣ
42. Тимор кардан — даво кардан
43. Кисро — арабишудаи Хисрав — лақаби подшоҳони Эрони Сосонӣ, хусусан Анушервон (531 — 579)
44. Бузургмеҳр — номи вазири Хусрави Анушервон

45. Луҷҷа — гирдоб
46. Қурб — наздикӣ
47. Сӯ — бадӣ .
48. Тарҷеҳ — бартарӣ
49. Томеа — ҳисси тамаъ
50. Шабаъ — серӣ
51. Нӯҳ — пайғамбарест, ки гӯё тӯфон дар замони ӯ ба вуҷуд омадааст
52. Алайҳи-с-салом — дуруд бод бар ӯ!
53. Мусаллат кардан — ғолиб кардаи бар касе
54. Муқтазо — дархост, талаб
55. Азл кардан — паст кардан, дур кардан
56. Ихтилот — рафтуомад
57. Инбисот — ошноӣӣ
58. Тафарруҷ кардан — аз рӯйи фаросат пай бурдан
59. Таҷассус — тафтиш, ҷустуҷӯ
60. Касрат — зиёдӣ, бисёрӣ
61. Тараддуд — саъю кӯшиш

***Равзаи сеюм***

1. Иёлат — ҳукмронӣ
2. Мутазаммин — дар бар гиранда
8. Насафат — алд, дод
4. Нӯшервон — Анушервон
5. Сарвари коинот — ишора ба пайғамбари Ислом ҳазрати Муҳаммад
6. Алайҳи афзалу-с-саловот — некӯтарин дуруду ситоиш ба ӯ
7. Тафохуркунон — бо ифтихор, ифтихормандона
8. Ман дар замони подшоҳи одил таваллуд ёфтаам
9. Фареҳ — беҳтар
10. Габрону муғон — оташпарастон
11. Довуд — пайғамбаре будааст гӯё хушовоз ва «Забур» ба номи ӯ нозил шудааст
12. Ваҳй — сухани фиристодаи Худо
18. Аҷам — кишварҳои эрониҳо ва тоҷикон
14. Даракот — ҷ. дарака — нишебиҳо
15. Мӯбади мӯбадон — сарвари рӯҳониёни зардӯштӣ
16. Қубод—подшоҳи сосонӣ, ки солҳои 488—531 ҳукумат кардааст
17. Фузалот — пасафганда
18. Қавоим — пойҳои ақиби ҳайвонот
19. Ташвир — хиҷолат
20. Рокиб — савор
21. Истеҳсон — таъриф
22. Киёсат — зиракӣ
23. Давоб — ҷ. доба — ҷунбандагон, маҷозан одамони нодон

24. Залозил — ч. зилзила — ҷунбиш
25. Навозил — қаҷравиҳо
26. Мунҳӣ — хабардиҳанда
27. Ардашер — асосгузори сулолаи сосониён
28. Маҳмуди Сабуктагин — солқон 998—1030 ҳукмронӣ кардааст
29. Аристотолис — Аристотел, файласуфи бузурги Юнон (384— 322 пеш аз мелод)
30. Ҳаволӣ — атроф, атрофиён
31. Меҳрҷон — шакли арабишудаи Меҳргон — ҷашни бостонии гузаштагони мо, ки тирамоҳ баргузор мегардид
32. Тағофул кардан — худро нодида гирифтан
33. Таҷассус — ҷустуҷӯ
34. Наммомӣ — хабаркашӣ
35. Мӯътариф—эътироф кардан
36. Маъмун — халифаи аббосӣ, писари Ҳорунаррашид, ка солҳои 813—833 ҳукмронӣ кардааст
37. Сим — нуқра
38. Зархарида — ғуломе, ки карида шудааст
39. Итлоф — талаф
40. Муовия (661—680) — яке аз ҳамсӯҳбатони Муҳаммад, ки баъд аз кушта шудани Усмон хилофатро ба даст гирифт ва писари ӯ Язид бо авлоди Алӣ ҷангид ва ба дастурн Язид Ҳусайни Алӣ ба қатл расид
41. Уқайл ибни Абутолиб (ваф. 670) — бародари Алӣ — чаҳорумин ҷойнишини Муҳаммад
42. Муваддат — дӯстӣ
43. Бани Абдулмуталлиб — фарзандони амаки Муҳаммад пайғамбар Абдулмуталлиб
44. Оли Қусо — пешгузаштаи қавми Қурайш
45. Абдуманоф — аз бобокалонҳои Муҳаммад
46. Макорим — ч. мукарамат — меҳрубониҳо
47. Бани Ҳошим — хонадоне, ки Муҳаммад аз он баромадааст
48. Муфорақат — дурӣ, ҷудой
49. Иътизор — узрхоҳӣ
50. Муовадат — баргаштан, боз омадан
51. Ҳаҷҷоҷ — Ҳаҷҷоҷ ибни Юсуф (694—714) — аз золимтаин ҳокимони араб, ки суханпардоз ва шӯх ҳам будааст
52. Аъробӣ — араби бодиянишин
53. Одатан ҳангоми салом ибораҳои «ва раҳматуллоҳӣ ва баракотуҳ» (худовавд ба ту меҳрубонӣ кунад ва баракат диҳад)-ро илова мекунакд. Аъробӣ онҳоро ба шакли инкор гуфтааст.
54. Валлоҳ — ба Худо (қасам)
55. Рағм — зид, мухолиф
56. Алӣ ибни Абутолиб — чаҳорумин халифаи араб баъди Муҳаммади пайғамбар
57. Абдулмалик ибни Марвон — яке аз халифаҳои бани Умавия, ки солҳои 685—705 ҳукумат кардааст

58. Фоҷир — нобакор
59. Моида — дастархон
60. Бисмиллоҳ — ба номи Худо; иншоаллоҳ — Худо хоҳад
61. Аслаҳуллоҳу-л-амир — Ай амири покдилтарини Худо
62. Яздиҷурд — муарраби Яздигурд — подшоҳи сосонӣ (339— 420)
63. Баҳром — солҳои 421—438 подшоҳ буд
64. Ҳоҷиб — дарбон
65. Пардасарой — ҳуҷраи хоса
66. Ситр — парда
67. Ҳурмузи писари Шопур — подшоҳи сосонӣ, солҳои ҳукуматаш 272—273
68. Байъу шаро — хариду фурӯш
69. Умар— дувумин халифаи араб (ҳукмр. 634—644) баъди Муҳаммад
70. Тазаллум кардан — додхоҳӣ кардан, шикоят аз зулм кардан
71. Саман — баҳо, қимат
72. Тааллул кардан — баҳонаҷӯӣ кардан
73. Катабаҳу — навишт инро
74. Туғро рақам кардан — имзо гузоштан
75. Ваҷҳ — пул
76. Залилӣ — хорӣ
77. Силӣ — тарсакӣ
78. Мусоҳала — таъхир
79. Маосӣ — ҷ. маъсият — гуноҳон
80. Ангоштан — гумон кардан, ҳисобидан
81. Истиғфор — тавба
82. Мустаҳиқ — сазовор
83. Амир-ал-мӯъминин— амири мусулмонон, лақаби халифаҳои араб
84. Шикоят ба аммаш бурданд — ба амакаш шикоят карданд. Ин ҷо ам гуфта Муҳаммадро дар назар дорад
85. Сафеҳ — паст, разил
86. Вафқ — мувофиқ
87. Асғари син — камию хурдии син
88. Ҳадосат — тоза будан
89. Истимолат — дилҷӯй
90. Ғоила — сахтӣ
91. Таоҳуд — аҳд бастан
92. Сияр — ҷ. сират — табиат, рафтор
93. Сарҳанг — сарлашкар
94. Суннат — рафтор, амал, анъана

### *Равзаи чаҳорум*

1. Базл — бахшиш
2. Санои ҷамил — ситоиши олӣ
3. Савоби ҷазил — савоби бузург
4. Миср — шаҳр

5. Ҷавод — бахшанда, карим, соҳибҷӯд
6. Соил — гадо
7. Раунат — сахтӣ, гаронӣ
8. Таббох — пазанда, ошпаз
9. Малик — соҳиб
10. Соир — ҷамъ, дигарон
11. Карамаллоҳу таоло ваҷҳаҳу — Худои бузург ӯро воло гардонад
12. Зул — хорӣ, мазаллат
13. Ҳасан (625—669) ва Ҳусайн (626—680) — фарзандони Алӣ ибни Абутолиб
14. Ҳазрати рисолатпаноҳӣ — ишора ба Муҳаммад
15. Абдуллоҳ ибни Ҷаъфар (ваф. 699) аз хешовандони Алӣ, ки дар саховат машҳур аст
16. Исор кардан — бахшидан, сарф кардан
17. Дори нахосин — бозори ғуломфурӯшӣ
18. Самоъ — шунидан
19. Ғано — нағма
20. Истимоъ — гӯш кардан
21. Мазиқ — тангно
22. Халиъулъузор — лоуболӣ
23. Таматтӯъ гирифтан — лаззат бурдан, баҳра гирифтан
24. Хазонаи байтулмол — хазинаи давлат
25. Ҳуқуқ — ҷ. ҳақ — ҳисса, насиб
26. Арбоби ҳоҷот — дармондагон, ҳоҷатмандон
27. Мавкиб — рикобдорон, саворон
28. Мадеҳ — ситоиш
29. Мамдӯҳ — шахси ситоишшаванда
30. Карим — бахшанда
31. Иброҳим бинни Сулаймон — халифаи бани Умавия, дар асри VIII зиндагӣ кардааст
32. Интиқол — гузаштан
33. Мушриф — наздик
34. Матоибу машорибу малобис — таомҳо, нӯшокиҳо, либосҳо
35. Ибдор — бадбахтӣ
36. Ло, валлоҳ— не, ба Худо
37. ТАВАҲҲУМ — гумон
38. Насоро — пайравони дини Исо
39. Асмаъӣ — шоири араб (ваф. 828), ки чун Мушфиқӣ қаҳрамони бисёр латифаву ҳикояҳо гаштааст
40. Тавакқӯъ — умед, хоҳиш
41. Тарҷ.: Агар шахси саховатманд парданишин гардад, фазли ӯ ба лаимӣ бармегардад
42. Тарҷ.: Чун сахӣ камбизоат шудааст, худро ба пардаи бузург ниҳон намудааст
43. Сурра — ҳамён
44. Ахё — ҷ. хай — қабила

45. Ҳотам — Абӯсафона Ҳотам дар асри VI зиндагӣ кардааст

46. Маъни Зоида (ваф. байни солҳои 769—776) — сарлашкари араб, ки ба саховат машҳур будааст

47. Тарҷ.: Аё ҷӯди Маън, ҳоҷати маро ба Маън арза намо, зеро ба ҷуз Маън нест ҳоҷатбароре

48. Таҳният — табрик, муборакбод

49. Руасо — ҷ. раис—сардорон

50. Тибат — мазоқ, шӯхӣ, зарофат

### *Равзаи панҷум*

1. Тақрир — баён
2. Риққат — назокат, латофат
3. Ҳирқат — гармӣ
4. Муваддат —дӯстӣ
5. Чошнӣ — маза, ҳаловат
6. Касифтар — палидтар
7. Ҷамил — некӯ
8. Тарҷ.: ҷинс ба ҷинси худ майл мекунад
9. Сиддиқи Акбар — лақаби Абӯбакр (ваф. 634), нахустин ҷойнишини Муҳаммад пайғамбар
10. Самоъ — шунидан
11. Донад—-тавонад
12. Манзар — ҳузур; нишемангоҳ
13. Ҳирмон — ҷудоӣ
14. Рағм — хилоф
15. Мутамодӣ — дароз
16. Даввойӣ — моилӣ
17. Мувосалат — ба васл расидан
18. Ҷонибайн — дуҷониб
19. Мутаволӣ — пайваста
20. Дори қарор — хонаи муқимӣ; он дунё
21. Кином — ҷ. карим — ин ҷо: обрӯманд
22. Қабоил — ҷ. қабила
23. Мутаваттин — иқоматгоҳ, маҳалли буду бош
24. Иморӣ — каҷова
25. Як марҳала бибурид — як фосилаи роҳро тай кард
26. Нузул кардан — фуруд омадан
27. Муқобала — рӯ ба рӯ шудан
28. Муқотала — куштор
29. Куштӣ — гӯштин
30. Икди ҳамоил —шадаи овезон
31. Мӯякунон — гирён
32. Мақобир — ҷ. мақбара
33. Видод — дӯстӣ
34. Ихфо — пинҳон

35. Ҳасбалмақдур — ба қадри имкон
36. Шадоид — ҷ. шиддат
37. Самъан ва тоатан — бо дилу ҷон
38. Шаъб — ғор
39. Ройӣ — нигоҳбон
40. Мавъид — ҷойи ваъда
41. Маъҳуд — аҳдшуда (мавъиди маъҳуд — ваъдагоҳи таъиншуда)
42. Олом — ҷ. алам
43. Тааллул — баҳона
44. Ҷалодат — чолокӣ
45. Ситабрӣ — дуруштӣ, бадӣ
46. Суъбон — аждаҳо
47. Таббол — таблзан
48. Ҳанҷар — гулӯ
49. Фазиҳат — расво, беобрӯ
50. Мувонасат — наздикӣ, унс гирифтан
51. Рашид — Ҳорунаррашид, халифаи аббосӣ (786—809)
52. Наххос — бозори ғуломфурӯшӣ
53. Ғино — нағма
54. Ҳудокунон — овозхонон, сурудгӯён
55. Эзҳор — ҳозир
56. Истифсор — шарҳ
57. Накбат— машаққату ранҷ
58. Инбисот — хӯшӣ, тараб
59. Ихтилот — ҳамнишинӣ, сӯҳбат
60. Вақоҳат — бешармӣ, беҳаёйӣ
61. Беозармӣ — беҳурматӣ
62. Нуумат — мавзунӣ, нармӣ
63. Муфорақат — дурӣ
64. Таҷаммул — шукӯҳ ва ороиши ҷамол

### *Равзаи шашум*

1. Мулотафот — ҷ. мулотафат — шӯхиҳо
2. Равоеҳ — ҷ. роиҳа — хушбӯйиҳо
3. Полуда — номи таом
4. Ибну-з-зония — ҳаромӣ
5. Ибну-з-зонийин— фарзанди ду зинокор
6. Ё Аллоҳ — Ай Худо
7. Ё набиюллоҳ — Ай пайғамбари Худо
8. Бадра — ҳамёни танга
9. Тарҷ.:   ва меваҳо ва нахлҳо ва анорҳо
10. Воҷиб — амри зарурӣ
11. Таҳигоҳ — киноя аз шикам
12. Баҳлул — олим ва орифи асри VIII араб
13. Ҳаййиз—доира

14. Мутталеъ шудан—эгоҳӣ ёфтан
*15.* Одина — ҷумъа
16. Тарҷ.: Худо туро иззатманд гардонад, Ай қозӣ!
17. Так — рафтори асп
18. Маъмун — дар амон
19. Боракаллоҳ — Худо туро некӣ диҳад
20. Аслиҳакаллоҳ — Худо туро салоҳкорӣ диҳад
21. Мазаллат— хорӣ
22. Маркубӣ — саворагӣ
23. Арбада — зархаша, ҷанҷол
24. Рифқ — меҳрубонӣ
25. Ирз — шӯҳрат
26. Саййидӣ — хоҷаи ман
27. Сиблат — мӯйлаб
28. Масона — шошадон
29. Ибриқ — кӯза
30. Ҷулоҳ — бофанда
31. Ваидат — амонат
32. Маснади тадрис — курсии дарсдиҳӣ
33. Мустаъҷил — шитобанда
34. Фузул — пургӯ
35. Бӯалӣ Сино — Абӯалӣ ибни Сино (980—1037)—олими ҷаҳоншумули халқи тоҷик
36. Фараздақ — шоири ҳаҷвнигори араб (640—732)
37. Уқубат кардан — азоб додан, ҷазо додан
38. Масх — бадафт, ҳайвонсурат
39. Фахс кардан — бекор кардан
40. Ҷоҳиз — нависандаи машҳури араб (776—868), ки хеле зиштрӯ будааст
41. Тимсол — муҷассама
42. Думмал — думбал, пучак, чипқон, хасак
43.Тарҷ.: —ҳалок (бурида) бод ду дасти Абӯлаҳаб!
44.Хаммолат - ал-ҳатаб — бардорандаи ҳезум
45. Мунқазӣ — талабот
46. Салавот — дуъо, дуруд
47. Тарҷ.: Худоё, дуруд бифирист бар Муҳаммад ва хонаводаи Муҳаммад
48. Тарҷ.: Аз поктарини поктарон
49. Садр — боло
50. Саффи ниол — назди дар, кафшкан; пасидарнишинандаҳо
51. Хурӯҷ — баромад
52. Мушояа — гуселондан
53. Кизб—дурӯғ
54. Арзол — ҷ. разил — нобакор
55. Фарохур — лоиқ
56. Ғариб —аҷоиб

57. Макрамат — саховат
58. Риҷол — ҷ. раҷул — мардон
59. Сабоҳат — шиноварӣ
60. Қарода — ҷ. қирд — маймунҳо
61. Ханозир — ҷ. хинзир — хукҳо
62. Раоё — ҷ. раият — тобеон, фуқаро
63. Кадхудои хона — соҳибхона
64. Хонагиён — аҳли оила
65. Мубошират — наздикӣ
66. Нопоксияр — тирадил, бадхулқ
67. Мушриф — наздик
68. Ғассол — мурдашӯ
69. Валадуззино — ҳаромӣ
70. Астар —хачир
71. Шуруф — наздик
72. Абхар — шахси бадбӯйдаҳон
73. Илҳоҳ кардан — исрор кардан
74. Мазиқ — тангно
75. Анбоз — шарик
76. Мумтоз — ҷудо; боимтиёз
77. Мунсиф — боинсоф, одил
78. Томеъ — тамаъкор
79. Ҷӯҳӣ — каҳрамони фолклорӣ масли Афандӣ
80. Қалода — гарданбанд, тавқ
81. Ридо — порчае, ки ба китф гирифта мегарданд
82. Алил — нотавон
83. Мот — марг
84. Алминнатулиллаҳ — миннат Худойро
85. Ғассол — мурдашӯ
86. Хаффор — гӯркан
87. Ҳаз(з) — ҳаловат
88.Дият — хунбаҳо
89. Рои мӯҳмала — дар хати форсӣ ҳарфи «р», ки бенуқта аст; мазмум—заммадор» яъне «ру»
90. Зои мӯъҷама —дар хати форсӣ ҳарфи «з», ки шакли он ба «р» монанд буда, нуқта дорад
91. Максур — касрадор, яъне «зи»-
92. Нуқта задан—нуқта гузоштан; эрод гирифтан
93. Эъроб кардан—тасриф кардан; ҳаракат гузоштан
94. Зам(м) — ҳаҷв
95. Фатҳ — забар (ҳаракати «а»)
96. Каср — зер (ҳаракаи «и», «э»)
97. Зам — пеш (ҳаракаи «у», «ӯ»); «мазмум» низ **аз** ин аст
98. Шаър —мӯй
99. Шаир — ҷав
100. Моида — дастархон

101. Ҳамим — дилу зардоби ҷӯшон, ки гӯё хӯроки дӯзахиён будааст
102. Ғисоқ— дилу зардоби хунук
103. Нор — оташ
104. Бурудат — хунукӣ, сармо
105. Соҳиб Абдод (938—995),— шоир ва ходими давлатийи Оли Бӯя
106. Азб — ширину латиф
107. Фараздақ (640 — 732) — шоири ҳаҷвнигори араб
108. Лавси ҳадас — олудагии наҷосат
109. Кадар — кудурат
110. Мӯҳриқ — сӯзон, сӯзонанда
111. Тарвиҷ — таъриф
112. Манфази силф — сӯрохи поён
113. Ҳазф — кам кардан

## *Равзаи ҳафтум*

1. Қудамо — ҷ. қадим — дар ин ҷо: қадимиҳо
2. Муаллаф — иншошуда, иншогардида
3. Мухайила — хаёлкардашуда
4. Сомеъ — шунаванда
5. Иқбол — қабул
6. Эъроз — рад
7. Хамр — шароби сурх
8. Сайёл— оби равон, ҷорӣ
9. Мутааххирин — баъдинаҳо
10. Ҷумҳур — аксарият, омма
11. Мавзун — доройи вазн, вазндор
12. Муқаффӣ — қофиядор
13. Тахайюл — хаёлот
14. Адам — набудан
15. Муморасат — ба коре ҳамеша машғул будан
16. Мутафовит — аз якдигар фарқ кардан
17. Мутафаннин — ҳартарафа
18. Мутақаддим — пешгузашта, қадим
19. Мадоеҳ — ҷ. мадеҳ — мадҳияҳо, ситоишномаҳо
20. Мавоиз — ҷ. мавъиза — пандномаҳо, насиҳатҳо
21. Хаср — ҷамъоварӣ кардан
22. Тафосил — ҷ. тафсил — шарҳу баён
23. Мутаҷовиз — нағунҷанда, аз ҳад берун
24. Лоҷарам — ночор
25. Машоҳир — ҷ. машҳур — комдорон, машҳурҳо
26. Иқтисор — қаноат, иктифо, кӯтоҳ
27. Сардафтари адабиёти форсу тоҷик Абӯабдуллоҳ Рӯдакӣ дар солҳои 858—941 ҳаёт ба сар бурдааст; Абдураҳмони Ҷомӣ баъди номи ҳамаи адибон ибораи «раҳматуллоҳи таоло»-ро меорад, ки маънояш

«Худои бузург ӯро биомурзад» гуфтан аст; Ин ибора дар ҳама ҷо ихтисор шуд.
28.Наср ибни Аҳмади Сомонӣ дар солҳои 913—943 ҳукмронӣ кардааст
29.Мукнат — қадр, тавонойӣ
30.Алӯҳдату ала-р-ровӣ — ӯҳдадориаш (ҷавобгариаш) ба гардани ривояткунанда
31. «Шарҳи Яминӣ» — шарҳи «Китоб-ул-Яминӣ» ном асари муаррихи машҳур Абӯнаср Муҳаммад ал-Утбӣ (961-1036) дар назар дошта шудааст, ки он воқеаҳои солҳои 957— 1021-ро дар бар мегирад. Ин асар чанднн шарҳҳо дорад. Аз он ҷумла Аҳмад Ал-Манинӣ дар ибтидои асри XIII ба ин асар шарҳе навиштааст.
32.Макс — бошиш, истиқомат
33.Мутамодӣ — дароз
34.Қусуру басотин — қасрҳову бӯстонҳо
35.Яъне ба Рӯдакӣ чизи бисёре ваъда карда, илтимос карданд
36.Мушаввиқ — шавқовар, ташвиққунанда
37.Мурағғиб — рағбатоваранда, тарғибкунанда
38.Шигарфӣ — чуқурӣ, амиқӣ
39.Шиққа — порчаи матоъ; дар ин чо пойтоба дар назар дошта шудааст
40.Валлоҳу таоло аълам — Ва Худованди бузург донист
41.Абӯмансур Муҳаммад Аҳмад Дақиқӣ аз шоирони номдори давраи Сомониён буда, тақрибан дар байни солҳои 967— 969 аз тарафи ғуломаш кушта шудааст.
42.Мотақаддам — гузашта; дар истилоҳи адабӣ шоирони асрҳои IX—X1-ро мегӯянд
43.Шамар — кӯл, ҳавз
44.Уфунат — баргаштани таъм аз бӯйи чизе
45.Абӯмансур Имораи Марвазӣ яке аз шоирони машҳури охири асри X буда, тақрибан дар байни солҳои 1004— 1014 вафот кардааст
46. «Мақомоти Абӯсаид Абулхайр» китобе роҷеъ ба шарҳи ҳоли шоири мутасаввиф Абӯсаид Абулхайр, ки дар солҳои 967—1049 ҳаёт ба сар бурдааст
47. Қаввол — гӯянда, муғаннӣ
48. Абулҳасани Унсурӣ дар нимаи дуюми асри X таваллуд шуда, дар байни солҳои 1040—1050 вафот кардааст.
49. Маҳмуди Сабуктагин — султон Маҳмуди Ғазнавӣ солҳои 998—1030 ҳукмронӣ кардааст
50. Аз «Вомиқу Узро»-и Унсурӣ беш аз панҷсад байт боқист
51.Асҷадӣ аз шоирони намоёни асри XI буда, дар соли 1040 вафот кардааст
52. Яминуддавла — лақаби Маҳмуди Ғазнавӣ
53. Матлаъ — байти аввали қасидаю ғазал
54. Суминот (Суманот, Сумнот) — номи маъбади ҳиндуҳо, ки Маҳмуди Ғазнавӣ онро ғорат карда буд

55. Абулҳасани Алӣ ибни Чулуғ Фаррухии Систонӣ дар соли 1037 вафот кардааст
56. Фавозил — ҷ. фозила — фазилатҳо
57. Инъомот — бахшишҳо
58. Хатир — бисёр, фаровон
59. Қуттоъи тариқ — роҳзанон
60. Зоҳир кардан — худро шиносондан
61. Абулқосим Фирдавсӣ дар солҳои 934—1020 ҳаёт ба сар бурдааст
62. Тазаллум — додхоҳӣ
63. Мутаваҳҳиш — ба ваҳшат омадан
64. Робеъ — чаҳорум
65. Мухаммар сохтан — қарор додан
66. Истифсор — пурсуҷӯ кардан, шарҳу эзоҳ хостан
67. Хавз — забон як кардан, маслиҳат кардан
68. Фаққойӣ —шаробфурӯш; фаққоъ — нӯшокии масткунанда, ки аз биринҷ тайёр мекардаанд.
69. Ҳасани Маймандӣ — Аҳмад ибни Ҳасани Маймандӣ вазири Султон Маҳмуд ва писари ӯ Масъуд, ки бо номи Ҳасани Маймандӣ машҳур гашта, соли 1033 кушта шудааст
70. Сиҳом — ҷ. саҳм — тирҳо
71. Носири Хисрави Қубодиёнӣ дар солҳои 1004—1088 зиндагӣ кардааст
72. Саноат — санъат
73. Илҳод — аз дин гаштан
74. Муҳоварот — гуфтугӯ, мулоқот
75. Афозил — ҷ. фозил — фозилон; бузургони илму адаб
76. Айнулқуззот — лақаби Абулфазоил Абдуллоҳи Ҳамадонӣ, ки яке аз фақеҳону шоирони асрҳои XI—XII буда, дар соли 1138 вафот кардааст
77. Абулмаҳосин Азрақии Ҳаравӣ — шоири асри XI, ки соли таваллуд ва вафоташ номаълум буда, дар дарбори Шамсуддавла Туғоншоҳи Салчуқӣ (1063—1073) хизмат кардааст
78. Абӯабдуллоҳ ибни Абдулмалики Нишопурӣ мутахаллис ба Амир Муиззӣ **аз** шоирони асрҳои XI — XП буда, дар байни солҳои 1124—1127 вафот кардааст.
79. Санҷар ибни Маликшоҳ — аз шоҳони салчуқӣ буда, соли 1084 таваллуд шуда, дар солҳои 1117—1153 ҳукмронӣ кардаст.
80. Улув — балаядӣ
81. Рифъат — баландӣ
82. Рабъ — хона, манзил
83. Атлол — ҷ. талал- вайронаҳо
84. Кӯф — ҷуғз, бум
85. Бадеуззамон Абдулвосеъ ибни Абдулҷомеи Ҷабалӣ аз шоирони асри XII буда, дар соли 1160 вафот кардааст.
86. Тозӣ — арабӣ
87. Муфтатаҳ — ибтидо
88. Даҳр — дунё

89.Адиб Собири Тирмизӣ тақрибан дар солҳои 1065 — 1070 таваллуд ёфта, соли 1148 ба дарёи Омӯ ғарқ карда шудааст
90.Таҷреҳ — боло гузоштан
91.Таъдод — шуморидан, шумор
92.Абулмаҷд Маҷдуд ибни Одам Саноӣ — яке аз шоирони забардаст буда, тақрибан дар солҳои 1084— 1141 ҳаёт ба сар бурдааст.
93.Ноҳид — саёраи Зӯҳра
94.Ҷамил — хушрӯ
95.Хадд — рух, чеҳра
96.Давот — сиёҳидон
97.Авҳадуддин Алӣ ибни Мухаммад бинни Исҳоқ Анварӣ, ки дар соли 1187 вафот кардааст, аз шоирони бузург аст.
98.Мастур — намуна
99.Мушъир — огоҳкунанда
100.Ҳиҷо — ҳаҷв
100а.Тарҷ.: «Дунё душвор аст ба ғановаташ, ва ҳозирон ҳозиранд аз қудрати ману вафойи ӯ бар ман, ғарқ накунанд ба дарозои хандаҳои дурӯғини худ, ва ба қавли музҳик ҳоли ман ҳам гирёнист».
101.Муҳаммад ибни Абдулҷалил Рашидуддин Ватвот — яке аз шоиронн номии адабиёти форс-тоҷик, ки соли 1177 дар синни 97 солагӣ вафот кардааст.
102.Шаҳобиддин — Абӯнаҷиб Амъақи Бухороӣ дар ҳудуди солҳои 1050 — 1058 таваллуд шуда, дар байни солҳои 1147 —1158 вафот кардааст.
103.Муфтатеҳ — ибтидо, оғоз
104.Шамсуддин Муҳаммад ибни Алӣ Сӯзанӣ дар соли 1166 вафот кардааст
105.Эътизор — узр хостан
106.Афзалуддин Иброҳим Хоқонии Шервонӣ дар солҳои 1126—1198 зиндагӣ кардааст.
107.Ҳассон ул-Аҷам — Ҳассони Аҷам; Ҳассони ибни Собит-шоири машҳури араб, ки дар солҳои 563 (?) — 674 ҳаёт гузаронидааст.
108.Беанбоз — беҳамто
109.Муфохарат — ба худ нозидан
110.Мубдеъ — бадеънигор, ихтироъкор
111.Дастур — вазир
112.Булфазоил — падари фазилатҳо
113.Назорагон — бинандагон
114.Қоқум — хайвони санҷобмонанд
115.Қундуз — саги обӣ
116. Миҳаффа — тахти равон
117. Фахруддин Асъади Гургонӣ аз шоирони асри XI буда, «Вис ва Ромин»-ро дар байни солҳои 1042 — 1055 таълиф кардааст.
118.Амосил — ҷ. амсол — баргузидагон, беҳтаринҳо
119.Мутааддид — гуногун
120.Мисол — фармон

121. Заҳириддин Абулфазл Тоҳир ибни Муҳаммади Форёбӣ соли 1156 таваллуд шуда, соли 1201 вафог кардааст.
122. Машоҳир — ҷ. машҳур — машҳурон
123. Матбӯъ — мувофиқи табъ
124. Наём — ғилоф
125. Масоба — андоза, дараҷа
126. Истифсор — шарҳ додан
127. Ноқид — сухансанҷ
128. Имомии Ҳиравӣ — шоири машҳури асри XIII, ки соли 1223 вафот кардааст.
129. Тамйиз — бартар донистан
130. Низомии Ганҷавӣ дар солҳои 1141 — 1203 зиндагӣ кардааст
131. Мақдур – имконпазир
132. Сунбула—хӯша; номи бурҷи шашуми бурҷҳои дунноздаҳгонаи фалакӣ
133. Камолуддин Исмоили Исфаҳонӣ, ки соли таваллудаш маълум нест, соли 1277 аз тарафи муғулҳо қатл карда шудааст.
134. Халлоқулмаъонӣ — офаридгори маъниҳо
135. Ҷамолуддин Салмони Соваҷӣ дар солҳои 1300 — 1376 умр ба сар бурдааст.
136. Ба тахсис — махсусан
137. Аксун — ҷомаи сиёҳи фохир, дебои сиёҳ
138. Такаллуф — ранҷ бурдан; суханпардозӣ
139. Маснӯъ — бо санъат, санъатдор
140. Се ҳарфи миёнтиҳӣ — ишора ба имлои калимаи «тамаъ» бо алифбои арабист, ки бо се ҳарфи дарунаш холӣ (итке, мим ва айн) навишта мешавад.
141. Муҳаммад Ассори Табрезӣ соли 1381 вафот кардааст.
142. Яд — даст
143. Ҷазъ — мӯҳраи яманӣ
144. Мунаббат — кандакоришуда
145. Занбақ — савсан
146. Саъдии Шерозӣ дар солҳои 1184 — 1292 зиндагӣ кардааст.
147. Қудва — пешво
148. Мутағаззил — ғазалсаро
149. Тавоиф — ҷ. тоифа-- қабилаҳо, гурӯҳҳо
150. «Ло набию баъдӣ» — гӯё сухани Муҳаммад пайғамбар аст: «баъди ман дигар пайғамбар нест».
151. Шамсуддин Муҳаммад Ҳофизи Шерозӣ тақрибан дар солҳои 1324—1389 умр гузаронидааст.
152. Низории Кӯҳистонӣ аз шоирони асри XIII — XIV буда, соли 1320 вафот кардааст.
153. Ғассу самин — ба маънои пастию баландӣ
154. Лисонулғайб — забонаш ғайбӣ
155. Камолуддин Масъуди Хуҷандӣ дар байни солҳои 1318-21 таваллуд шуда, соли 1401 вафот кардааст.

156. Мутасаввир — тасаввуршаванда
157. Татаббӯъ — пайравӣ кардан
158. Яминуддин Абулҳасан Хусрави Деҳлавӣ дар солҳои 1253— 1325 зиндагӣ кардааст
159. Мутафаннин — ҳартарафа
160. Варо — ҷуз, ба ғайр аз, берун аз
161. Ҳасан Наҷмуддин Улои Сиҷзӣ тақрибан дар солҳои 1254— 1327 умр ба сар бурдааст.
162. Ҳасаб — андоза, миқдор
163. Лиҳозо — ба ҳамин тариқ
164. Мубосатот — ҷ. мубосата-- муносибатҳои дӯстона
165. Мутағаззил — ғазалсаро
166. Хоҷа Имоди Фақеҳ шоири асри XIV, ки соли 1370 вафот кардааст.
167. Истидъо — талаб, хоҳиш
168. Хоҷу — шоири машҳур, ки солцои 1280—1356 зистааст; Ҳофизи Шерозӣ ӯро устоди худ мешуморад.
169. Тазйин — ороиш
170. Таҳсин — нозукӣ
171. Носири Бухороӣ — шоири ғазалсаро, ки соли 1370 вафот кардааст.
172. Хоҷа Исмати Бухороӣ — шоири машҳури ғазалнависи асри XV, ки дар байни солҳои 1425—1436 аз олам гузаштааст.
173. Бисотии Самарқандӣ — шоири машҳури асри XIV, ки номаш Сироҷуддин буда, соли 1412 фавтидааст.
174. Муктасаба — касбӣ
175. Хаёлии Бухороӣ — яке аз шоирони асри XV буда, дар дарбори Улуғбек хизмат кардааст (вафоташ 1446).
176. Мӯътакиф — гӯшанишин
177. Озарии Исфароинӣ шоири ғазалсарои асри XV тоҷику форс, ки соли 1462 вафот кардааст.
178. Томот — беҳудагӯйӣ
179. Шамсуддин Муҳаммад ибни Абдуллоҳи Котибӣ, ки аз шоирони соҳибмактаб аст, соли 1435 вафот кардааст.
180. Шоҳии Сабзаворӣ шоири ғазалсарои асри XV форсу тоҷик, ки соли 1454 фавтидааст.
181. Орифии Ҳаравӣ шоири асри XV, ки соли 1449 вафот кардааст.
182. Озар — оташ
183. Ишора ба Алишер Навоӣ — сардафтари адабиёти ӯзбек, ки дар солҳои 1441—1501 зистааст. Шогирд ва дӯсти ҷонии Абдураҳмони Ҷомӣ буд.
184. Мабнӣ – биноёфта
185. Тарҷ.: «Дар чеҳраҳои афозил хурсандии даҳр дидам, ва Мушарраф гаштам бар эҳсонҳо бо барзиёдӣ, ва бо номи ту болотар шудам аз аҳли фазл ба пуррагӣ, ба ин хотир сурати ӯ аз афозил бошад боло».
186. Ҷомӣ худашро дар назар дорад .
187. Руқъа — нома,мактуб

*Равзаи ҳаштум*

1. Ғаробат — аҷоибӣ
2. Нудрат — камёб
3. Абвоб — ҷ. боб — дарҳо
4. Масолеҳ — ҷ. маслиҳат — андарзҳо
5. Мусодиқат — садоқатмандӣ, вафодорӣ
6. Мазаррат — зарару зиён
7. Хабосат — хабисӣ, бадкирдорӣ
8. Ошнокунон — шинокунон
9. Авон — золим
10. Иғмоз кардан — худро ба нодовӣ задан
11. Эъроз кардан — аҳамият надодан
12. Сурху сафед — киноя аз тиллову нуқра
13. Ғавр — чуқурӣ
14. Равҳ— хушӣ, шодмонӣ
15. Муроқабат— ҷустуҷӯ
16. Шубон — чӯпон
17. Рағм — акс, зид
18. Нил — рӯд
19. Луҷҷаи ҳирмон — гирдоби ноумедӣ
20. Оз — тамаъ, ҳирс
21. Хубс — хабисӣ, ифлосӣ, бадӣ
22. Равон — ҷон
23. Чӯжа — чӯҷа
24. Мазбала — пасафгандаҳо
25. Маврусӣ — меросӣ
26. Фурҷа— сӯрох, шикофӣ
27. Сухра — дар ин ҷо: гирифтор
28. Шабаъ — серӣ
29. Анбон — халта
30. Дарюза — гедоӣ
31. Томеъ — тамаъкунанда
32. Нуфур — нафраткунанда
33. Фаръ — шоха, ҷузв
34. Захомат — ғафсӣ, танумандӣ
35. Бехудованд — бесоҳиб
36. Мафтур — тобеъ
37. Инқиёд — фармонбардорӣ
38. Ҷибиллат — зуҳурот
39. Адам — набудан
40. Муҷоласат — нишасту хез
1 Солор — сардор
42. Суру — шох
43. Набард — корзор
44. Ҳарба — найза

45. Адам — нестӣ
46. Адим — чарм
47. Кашвф — сангпушт
48. Муҷодала — баҳс
49. Муқовала — гуфтугӯ
50. Билотаъйил — бефоида
51. Кафтор — гӯркоб (ҳайвони сагмонанди мурдахӯр, ки камҷасорат аст)
52. Шакол — гиреҳ
53. Ашкол — ҷ. ишкел-- бандҳо
54. Мутаоқиб — пайваста, пайдарпай
55. Шанеъ — пастфитратона
56. Шакол — шағол
57. Мухайяр — соҳибихтиёр
58. Тазаррӯъ — таваллову зорӣ

## *ХОТИМА*

1. Мақосид — ҷ. мақсад-- мақсадҳо, миатлабҳо
2. Баст — мухаффафи басат кардан — густурдан
3. Сомеъ — шунаванда
4. Инбисот — кушоиш
5. Мақула — гуфтор
в. Муҳаррир — нависанда
7. Муқаррир — баёнкунанда
8. Макорим — некӯхисолӣ
9. Иғмоз — чашмпӯшӣй, сарфи назар кардан
10. Атноб — ҷ. тунуб — танобҳо, риштаҳо
11. Итноб — пургӯӣ, гапро дароз кардан
12. Соли 892 ҳиҷрӣ ба соли 1487 милодӣ баробар аст.

## МУНДАРИҶА



*Барои бачаҳои синни миёна ва калони мактабӣ*

**АБДУРРАХМАН ДЖАМИ**
ВЕСЕННИЙ САД
*(на таджикском языке)*
Муҳаррир
Рассом
Муҳаррири расмҳо
Муҳаррири техникӣ
Мусаҳеҳ